

75 Хазир (а) ба Мӯсо (а) гуфт: "**Эй Мӯсо, ман ба ту гуфта будам, яқинан ту бо ман бар корҳои мекардаам сабр карда наметавонӣ.**"
76 Мӯсо (а) гуфт: "**Агар баъди ин бор аз ту чизеро пурсам, пас маро аз худ ҷудо бисоз. Дар ҳақиқат он гоҳ ба охирин марҳила, ки дар тарки ҳамсӯҳбатии ман маъзур дониста мешавӣ, мерасӣ. Зеро дар он сурат ман фармони туро се маротиба хилоф кардаам**."
77 Боз ба роҳ баромаданд, то он ки чун назди аҳли деҳае омаданд, аз онҳо таом хостанд, пас сокинони он деҳа аз таом доданашон ва ба ҷо овардани ҳаққи меҳмониашон худдорӣ намуданд. Пас Мӯсову Хазир дар он деҳа девори боғеро ёфтанд, ки ба сукут ва хароб шудан наздик буд. Пас Хазир (а) он деворро устувору рост кард. Мӯсо (а) ба вай гуфт: "**Агар музди кори кардаатро гирифтан мехостӣ, онро мегирифтӣ, чунки баъди аз меҳмондориамон худдорӣ кардани сокинони ин деҳа, ба маблағ ниёз дорем**."
78 Хазир (а) ба Мӯсо (а) гуфт: "**Ин эътирозат ба нагирифтани ҳақи кор маҳалли ҷудоӣ байни ман ва байни туст. Ба зудӣ бароят тафсири корҳоеро, ки аз ҷониби ман дида, бар он сабр накардӣ, хабар хоҳам дод.**
79 Аммо киштие, ки барои сурох карданаш ба ман эрод гирифтӣ, аз шахсони нотавоне буд, ки дар баҳр ба василаи он кор мекарданд, қудрати ҳимояташро надоштанд. Пас бо сӯрох сохтани киштӣ хостам онро иллатдор кунам, то он киштӣ ба дасти подшоҳи пеши рӯяшон буда қарор нагирад. Он подшоҳ ҳар киштии солимро аз соҳибонаш бо маҷбурӣ мегирифт ва ба киштии иллатдор дастдарозӣ намекард.
80 Аммо писарбачае, ки барои куштанаш ба ман эрод гирифтӣ, пас падару модараш мӯъмин ва худаш дар илми Худо кофир буд. Пас хавфи онро доштем, ки агар ба балоғат бирасад, волидайнашро аз рӯи ба вай муҳаббати бисёр доштанашон ё ба сабаби ҳоҷатмандиашон ба вай ба туғёнкорӣ ва куфр водор месозад.
81 Пас хостем Аллоҳ (ч) дар ивазаш ба онҳо фарзанде диҳад, ки аз рӯи диёнату покӣ аз гуноҳ аз он писарбача беҳтар ва аз рӯи меҳрубонӣ ба падару модар наздиктар бошад.
82 Ва аммо девори боғе, ки обод кардам ва ба ман эрод гирифтӣ, аз ду кӯдаки хурдсоли ятими сокини шаҳри рафтаамон буда, дар зери он молашон дафншуда буд. Пас эй Мӯсо, Парвардигорат хост, ки онҳо ба синни балоғат расанд ва моли худро аз зери он девор берун оранд. Зеро агар девор ҳозир афтад, молашон ошкор ва нобуд мегардад. Ин тадбир раҳмати Парвардигорат дар ҳаққи онҳо буд ва ин корҳоро аз иҷтиҳодам накардаам. Тафсири корҳое, ки бо дидани он сабр карда натавонистӣ, ҳамин аст.

Чун Аллоҳ (ч) дар оятҳои мазкур қиссаи Хазир (а)-ро зикр кард, дар оятҳои зерин саргузашти Зулқарнайнро овард, чунки миёни он ду алоқамандӣ мавҷуд аст, зеро ҳарду барои пуштибонии заифон кӯшиш кардаанд. Аллоҳ (ч) ба ҳамин муносибат гуфт:
83 Ва эй Паёмбар, мушрикон ва яҳудиҳо бо мақсади озмоиш туро аз хабари Зулқарнайн мепурсанд. Бигӯ: "**Ҳатман ба шумо аз хабари Зулқарнайн пораеро хоҳам хонд**, **то аз он панд бигиред.**"

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ин оятҳо зарурати оромӣ, таваҷҷӯҳ ва дар корҳо шитобкорона ҳукм накарданро таълим медиҳанд;

2.Аҳкоми дунявӣ дар молу хуну ғайра ба зоҳири масъала вобаста аст;

3.Бадии калонтар бо бадии хурдтар бартараф карда шуда ва дар сурати муқобили ҳам қарор гирифтани манфиатҳо, манфиати муҳимтар ба эътибор гирифта шуда, манфиати камтар аз миён бурда мешавад;

4.Дӯстро зарур аст, ки то пайдо шудани узри маъқул аз дӯсти худ ҷудо нагардад ва сӯҳбати ӯро тарк накунад;

5.Оятҳои муборака одоби нисбат ба Аллоҳ (ч) истифода бурдани лафзҳоро таълим медиҳад, ки ҳама гунаи некӣ ба Ӯ нисбат дода шуда, набояд бадӣ ба Ӯ мансуб дониста шавад;

6.Аллоҳ (ч) бандаи солеҳашро бо наслаш муҳофизат мекунад.

إِنَّا مَكَّنَّا لَهُۥ فِي ٱلۡأَرۡضِ وَءَاتَيۡنَٰهُ مِن كُلِّ شَيۡءٖ سَبَبٗا ٨٤ فَأَتۡبَعَ سَبَبًا
٨٥ حَتَّىٰٓ إِذَا بَلَغَ مَغۡرِبَ ٱلشَّمۡسِ وَجَدَهَا تَغۡرُبُ فِي عَيۡنٍ حَمِئَةٖ
وَوَجَدَ عِندَهَا قَوۡمٗاۖ قُلۡنَا يَٰذَا ٱلۡقَرۡنَيۡنِ إِمَّآ أَن تُعَذِّبَ وَإِمَّآ أَن تَتَّخِذَ
فِيهِمۡ حُسۡنٗا ٨٦ قَالَ أَمَّا مَن ظَلَمَ فَسَوۡفَ نُعَذِّبُهُۥ ثُمَّ يُرَدُّ إِلَىٰ رَبِّهِۦ
فَيُعَذِّبُهُۥ عَذَابٗا نُّكۡرٗا ٨٧ وَأَمَّا مَنۡ ءَامَنَ وَعَمِلَ صَٰلِحٗا فَلَهُۥ جَزَآءً
ٱلۡحُسۡنَىٰۖ وَسَنَقُولُ لَهُۥ مِنۡ أَمۡرِنَا يُسۡرٗا ٨٨ ثُمَّ أَتۡبَعَ سَبَبًا ٨٩ حَتَّىٰٓ
إِذَا بَلَغَ مَطۡلِعَ ٱلشَّمۡسِ وَجَدَهَا تَطۡلُعُ عَلَىٰ قَوۡمٖ لَّمۡ نَجۡعَل لَّهُم مِّن
دُونِهَا سِتۡرٗا ٩٠ كَذَٰلِكَۖ وَقَدۡ أَحَطۡنَا بِمَا لَدَيۡهِ خُبۡرٗا ٩١ ثُمَّ
أَتۡبَعَ سَبَبًا ٩٢ حَتَّىٰٓ إِذَا بَلَغَ بَيۡنَ ٱلسَّدَّيۡنِ وَجَدَ مِن دُونِهِمَا قَوۡمٗا
لَّا يَكَادُونَ يَفۡقَهُونَ قَوۡلٗا ٩٣ قَالُواْ يَٰذَا ٱلۡقَرۡنَيۡنِ إِنَّ يَأۡجُوجَ
وَمَأۡجُوجَ مُفۡسِدُونَ فِي ٱلۡأَرۡضِ فَهَلۡ نَجۡعَلُ لَكَ خَرۡجًا عَلَىٰٓ أَن
تَجۡعَلَ بَيۡنَنَا وَبَيۡنَهُمۡ سَدّٗا ٩٤ قَالَ مَا مَكَّنِّي فِيهِ رَبِّي خَيۡرٞ فَأَعِينُونِي
بِقُوَّةٍ أَجۡعَلۡ بَيۡنَكُمۡ وَبَيۡنَهُمۡ رَدۡمًا ٩٥ ءَاتُونِي زُبَرَ ٱلۡحَدِيدِۖ حَتَّىٰٓ إِذَا سَاوَىٰ
بَيۡنَ ٱلصَّدَفَيۡنِ قَالَ ٱنفُخُواْۖ حَتَّىٰٓ إِذَا جَعَلَهُۥ نَارٗا قَالَ ءَاتُونِيٓ أُفۡرِغۡ عَلَيۡهِ
قِطۡرٗا ٩٦ فَمَا ٱسۡطَٰعُوٓاْ أَن يَظۡهَرُوهُ وَمَا ٱسۡتَطَٰعُواْ لَهُۥ نَقۡبٗا ٩٧



(84) Ҳамоно Мо ба ӯ дар замин ҳукм ва қудрат додем ва аз ҳар чиз роҳу равиши расидан ба мақсадашро ато намудем.

(85) Пас ӯ ҳамаи роҳу равишҳои ба мақсад расиданро, ки барояш додем, истифода бурд ва ба самти ғарб ҳаракат кард.

(86) Вай раҳсипор шуд, то он ки вақте аз самти мағриби офтоб ба охири замин расид, офтобро дид, ки мисле дар чашмаи пурҳарорати дорои гили сиёҳ ғуруб мекунад ва назди макони ғуруби офтоб қавми кофиреро пайдо кард. Мо ба ӯ ихтиёр дода гуфтем: “**Эй Зулқарнайн, ё ин мардумро аз роҳи қатл ва дигар роҳҳо азоб медиҳӣ ва ё дар ҳаққашон некӣ мекунӣ.**”

(87) Зулқарнайн гуфт: “**Аммо ҳар ки баъди ба ибодати Аллоҳ (ч) даъват намудани мо ширк оварда, ин гуноҳро идома диҳад, пас ба зудӣ дар дунё ба воситаи қатл ӯро муҷозот мекунем, сипас рӯзи қиёмат назди Парвардигораш бармегардад, пас Парвардигораш ӯро азоби мудҳиш медиҳад.**

(88) **Ва аммо ҳар ки ба Аллоҳ (ч) имон оварда ва амали шоиста анҷом диҳад, пас ӯро биҳишт аст. Ҷаннат аз ҷониби Парвардигор барои мӯъминони боамал подош мебошад ва ба зудӣ нисбаташ аз фармони хеш дастури нарму мулоимеро содир месозем**.”

(89) Сипас вай роҳи хилофи якумро дунбол карда, ба самти тулӯи офтоб раҳсипор гашт.

(90) Вай ба роҳ баромад, то он ки вақте ба ҷои тулӯи хуршед расид, офтобро пайдо кард, ки бар қавме метобад, ки барои муҳофизаташон аз офтоб василаҳоеро ба монанди иморатҳо ва сояҳои дарахтон қарор надодаем.

(91) Кори Зулқарнайн ҳамин гуна буд. Ва ҳамоно илми Мо тамоми нерӯ ва салтанати ӯро иҳота намуда буд.

(92) Сипас вай ғайри ду роҳи аввал, роҳи дигареро миёни машриқу мағриб дунбол намуд.

(93) Раҳсипор шуд, то он ки ба рахнаи миёни ду кӯҳ расид, пас аз тарафи он кӯҳҳо қавмеро ёфт, ки қариб сухани касеро намефаҳманд.

(94) Онҳо гуфтанд: “**Эй Зулқарнайн, бешак, Яъҷуҷу Маъҷуҷ**[1] **дар замин бо роҳи куштор ва дигар воситаҳо фасодкорӣ доранд. Пас оё миқдори молеро бароят муқарар кунем, ба шарти он ки миёни мову онҳо девор бисозӣ?**”

(95) Зулқарнайн гуфт: “**Мулк ва салтанатеро, ки Парвардигорам ба ман рӯзӣ кардааст, бароям аз моле, ки шумо медиҳед, беҳтар мебошад. Пас маро ба воситаи коргарон ва абзори корӣ кӯмак кунед, то миёни шумову онҳо девор бисозам.**

(96) **Пораҳои оҳанро ҳозир кунед.**” Пас пораҳои оҳанро ҳозир намуданд. Зулқарнайн бо пораҳои оҳан байни ду кӯҳ сохтани деворро оғоз кард, то он ки бо бино байни ду кӯҳро баробар сохт, ба коргарон гуфт: “**Бар ин пораҳои оҳан оташ афрӯзед**.” То он ки он қитъаҳои оҳан сурх гашт, гуфт: “**Бароям мис биоваред, то бар он бирезам.**”

(97) Пас Яъҷуҷу Маъҷуҷ аз сабаби баланд будани девори сохтаи Зулқарнайн болои он баромада натавонистанд ва аз тарафи поён онро сӯрох ҳам карда натавонистанд, зеро хеле сахт буд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Зулқарнайн яке аз подшоҳони мӯъмине буд, ки дар дунё бар мардум ҳукумат рондааст. Аллоҳ таоло ба вай мамлакати васеъ дода, ҳикмат, ҳайбат ва имли манфиатовар бахшида буд;

2.Яке аз масъулиятҳои подшоҳ ё ҳоким он аст, ки дар ҳифзи диёр ва ободсозии сарҳади мардум бо истифода аз амволи худи онҳо пуштибонӣ кунад;

3.Шахсони солеҳ ва боихлос кӯшиш мекунанд, ки корҳоро ба хотири ризои илоҳӣ дар беҳтарин сурат иҷро намоянд.

1. Онҳо ду миллати бузурге аз фарзандони Одам (а)-ро дар назар доштанд. (**Аз муаллифон**)




98 Зулқарнайн гуфт: “**Ин девор раҳмате аз сӯи Парвардигори ман аст. Аллоҳ (ч) бо ин восита Яъҷуҷу Маъҷуҷро аз фасодкорӣ дар замин боз медорад ва мардумро аз шарри онҳо муҳофизат мекунад. Пас чун пеш аз барпошавии қиёмат замони барои берун шудани онҳо муайян намудаи Парвардигорам фаро расад, Ӯ ин деворро ба замин ҳамвор месозад ва ваъдаи Парвардигорам дар бораи ба замин ҳамвор сохтани девор ва хуруҷи Яъҷуҷу Маъҷуҷ ҳақ буда, хилоф намешавад.**”

99 Ва дар охирзамон халоиқро беқарор ва баъзеро бо баъзеашон омехта месозем. Ва дар сур дамида мешавад, пас ҳама халоиқро барои бозпурсӣ ва гирифтани подош ба таври ҳайратовар[1] ҷамъ меорем.

100 Ва дӯзахро барои кофирон ба сурати бисёр равшан намоён мегардонем, то онро мушоҳида кунанд.

101 Онро барои кофироне намоён месозем, ки дар дунё аз ёди Аллоҳ (ч) кӯр буданд, зеро бар чашмонашон пардаи монеи ёди Аллоҳ (ч) буд ва оятҳои Моро дар амал шунида наметавонистанд.

102 Оё он касоне ба Аллоҳ (ч) кофир шудаанд, гумон доранд, ки бандагони Маро аз фариштагону паёмбарону шаётин ҷуз Ман маъбуд мегиранд ва ин кор Маро ба хашм намеорад ва ҷазояшон намедиҳам?! Ба дурустӣ ки Мо ҷаҳаннамро ҳамчун манзили истиқоматии доимии кофирон омода намудаем.

103 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Эй мардум, оё шуморо аз касоне, ки аз байни бандагон аз лиҳози амал зиёнкоронтарин инсонҳо ҳастанд, бохабар созам**?

104 **Онҳо касонеан, ки рӯзи қиёмат мебинанд, ки талоши дар дунё кардаашон зоеъ шудааст, дар ҳоле ки онҳо мепиндоранд, ки дар саъйи хеш некӯкоранд ва аз кардаҳояшон манфиат мебаранд. Аммо воқеият хилофи пиндори онҳост.**”

105 Ин ҷамоа касонеанд, ки ба оятҳои далолаткунандаи тавҳиди Парвардигорашон ва мулоқоти Ӯ кофир шудаанд, пас амалҳои онҳо ба сабаби кофир гаштан ботил шудааст. Ба ҳамин сабаб рӯзи қиёмат онҳо назди Аллоҳ (ч) арзише надоранд.

106 Ин ҷазои барояшон омодашуда ҷаҳаннам аст, ба сабаби он ки онҳо ба Аллоҳ (ч) кофир шуданд ва оятҳои Маро ва паёмбарони Маро масхара гирифтанд.

107 Ҳамоно касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон оварданд ва корҳои нек карданд, манзили онҳо барои арҷгузориашон болотарин дараҷаҳои биҳишт аст.

108 Онҳо дар ҷаннат ба таври абадӣ мемонанд, аз он ба ҷои дигар рафтанро талаб намекунанд, зеро ҳеҷ подоше ба биҳишту неъматҳои он баробар намешавад.

109 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ҳамоно калимоти Парвардигорам зиёд аст. Пас агар оби дарё барои навиштани он ба ранг табдил гардад, бешак, оби дарё пеш аз анҷом ёфтани калимаҳои Парвардигорам тамом мешавад ва агар дарёҳои дигареро биёрем, онҳо низ тамом мешаванд**.”

110 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ба дурустӣ, ман монанди шумо башар ҳастам, ба сӯям ваҳй фиристода мешавад, ки Маъбуди ҳақиқии шумо, Маъбуди ягона аст. Ӯ Аллоҳ (ч) аст. Пас ҳар ки аз мулоқоти Парвардигораш метарсад, пас бояд амали холисонаи ба шариат мутобиқ анҷом диҳад ва дар ибодати Парвардигори хеш касеро шарик нагардонад.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ин оятҳо зиндашавии баъди маргро бо ҷамъсозии инсонҳо ва ҷинҳо дар қиёмат баъд аз дамидани сури дуюм исбот мекунад;

2.Рӯзи қиёмат зиёнкортарин мардум касонеанд, ки талоши дар дунё анҷомдодаашон барбод равад, ҳол он ки бо ибодати ғайри Аллоҳ (ч) гумон доранд, ки кори нек мекунанд;

Агар ҳама дарёҳо ва муҳити атроф барои навиштани калимаҳо, илм, ҳикмат ва асрори илоҳӣ ба ранг табдил ёбанд, ҷамъоварии он имкон надорад.

1. Қайди “**ба таври ҳайратовар**” аз лиҳози наҳви забони арабӣ тарҷумаи мафъули мутлақи ояти карима “**جمعـا**” аст. Азбакси муаллифон ба маънои мафъули мутлақ ишора накардаанд, онро аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) илова намудам. (**Мутарҷим**)

سورة مريم
ترتيبها ١٩ — آياتها ٩٨

بسم الله الرحمن الرحيم

كٓهيعٓصٓ ١ ذِكۡرُ رَحۡمَتِ رَبِّكَ عَبۡدَهُۥ زَكَرِيَّآ ٢ إِذۡ
نَادَىٰ رَبَّهُۥ نِدَآءً خَفِيّٗا ٣ قَالَ رَبِّ إِنِّي وَهَنَ ٱلۡعَظۡمُ مِنِّي
وَٱشۡتَعَلَ ٱلرَّأۡسُ شَيۡبٗا وَلَمۡ أَكُنۢ بِدُعَآئِكَ رَبِّ شَقِيّٗا
٤ وَإِنِّي خِفۡتُ ٱلۡمَوَٰلِيَ مِن وَرَآءِي وَكَانَتِ ٱمۡرَأَتِي
عَاقِرٗا فَهَبۡ لِي مِن لَّدُنكَ وَلِيّٗا ٥ يَرِثُنِي وَيَرِثُ مِنۡ
ءَالِ يَعۡقُوبَۖ وَٱجۡعَلۡهُ رَبِّ رَضِيّٗا ٦ يَٰزَكَرِيَّآ إِنَّا
نُبَشِّرُكَ بِغُلَٰمٍ ٱسۡمُهُۥ يَحۡيَىٰ لَمۡ نَجۡعَل لَّهُۥ مِن قَبۡلُ سَمِيّٗا
٧ قَالَ رَبِّ أَنَّىٰ يَكُونُ لِي غُلَٰمٞ وَكَانَتِ ٱمۡرَأَتِي عَاقِرٗا
وَقَدۡ بَلَغۡتُ مِنَ ٱلۡكِبَرِ عِتِيّٗا ٨ قَالَ كَذَٰلِكَ قَالَ
رَبُّكَ هُوَ عَلَيَّ هَيِّنٞ وَقَدۡ خَلَقۡتُكَ مِن قَبۡلُ وَلَمۡ تَكُ
شَيۡـٔٗا ٩ قَالَ رَبِّ ٱجۡعَل لِّيٓ ءَايَةٗۖ قَالَ ءَايَتُكَ أَلَّا
تُكَلِّمَ ٱلنَّاسَ ثَلَٰثَ لَيَالٖ سَوِيّٗا ١٠ فَخَرَجَ عَلَىٰ قَوۡمِهِۦ مِنَ
ٱلۡمِحۡرَابِ فَأَوۡحَىٰٓ إِلَيۡهِمۡ أَن سَبِّحُواْ بُكۡرَةٗ وَعَشِيّٗا ١١



## СУРАИ “МАРЯМ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА АЗ РӮИ ТАРТИБ НУЗДАҲУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ ДОРОИ НАВАДУ ҲАШТ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Баёни нишонаҳои раҳмати Аллоҳ (ч) ба дӯстони Худ. Монанди ато кардани фарзанди солеҳ ба онҳо. Инчунин бо мақсади радди андешаи мушрикону кофирон баёни покии Аллоҳ (ч) аз фарзанд ва ёвар.

### Тафсир:

1 “**Коф. Ҳо. Ё. Айн. Сод.**” Дар оғози сураи Бақара сухан оиди оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.

2 Ин зикри раҳмати Парвардигорат бар бандааш Закариё (а) аст. Онро бароят бо мақсади ибрат гирифтанат қисса мекунем.

3 Он гоҳ, ки ӯ Парвардигорашро пинҳонӣ дуо кард, то дӯояш ба қабулшавӣ наздиктар бошад.

4 Вай гуфт: “**Эй Парвардигорам, ба дурустӣ ки устухонҳоям нотавон шуда ва сафедии мӯйи сарам зиёд гаштааст ва ҳеҷ гоҳ аз дуои Ту бебаҳра набудам, балки ҳар вақт Туро дуо кардаам, онро пазируфтаӣ.**

5 **Ва ҳамоно ман аз он хавф дорам, ки хешовандонам баъди маргам машғули дунё гардида, ҳуқуқи динро ба ҷо намеоранд ва ҳамсарам нозой аст, таваллуд карда наметавонад. Пас бароям аз назди Хеш фарзанди ёрирасон ато кун,-**

6 **фарзанде, ки аз ман нубувватро мерос мебарад ва онро аз хонадони Яъқуб мерос мебарад ва эй Парвардигорам, ӯро дар дину ахлоқу донишаш писандида бигардон.**”

7 Пас Аллоҳ (ч) дуои Закариё (а)-ро пазируфта нидояш кард: “**Эй Закариё, ба дурустӣ ки Мо барои ту он чиро, ки аз шуниданаш шодмон мешавӣ, хабар медиҳем. Бегумон дуои туро пазируфтем ва ба ту писаре бо номи Яҳё медодем, пеш аз ӯ ин номро ба каси дигар нагузоштаем.**”

8 Закариё (а) бо ҳайрат аз қудрати Худо пурсид: “**Парвардигоро, чӣ гуна ман соҳиби фарзанд мешавам, дар ҳоле ки ҳамсарам зани нозой аст ва ман низ ба охири пиронсолӣ ва заъфи устухонҳоям расидаам?!**”

9 Фариштаи вобасташуда гуфт: “**Кор ҳамон гунае аст, ки мегӯӣ, ҳамсарат зани нозой ва худат аз ҳисоби пиронсолӣ ва нотавонии устухонҳои баданат ба охири умр расидаӣ, лекин Парвардигорат гуфт аст: “Офаридани Яҳё аз модари нозой ва падари ба охири умр расида барои Ман хеле осон аст ва эй Закариё, бешак, пеш аз ин туро дар ҳоле ки чизе набудӣ ва вуҷуд надоштӣ, офаридам.**”

10 Закариё (а) гуфт: “**Эй Парвардигорам, барои оромии дилам ба ман аломате муқаррар соз, ки ба воқеъшавии муждаи овардаи фариштагон далолат кунад.**” Аллоҳ (ч) гуфт: “**Нишонаи ту барои рух додани муждаи овардаи фариштагон он аст, ки се рӯз бе ягон беморӣ, дар ҳолати тундурустӣ сухан гуфта наметавонӣ.**”

11 Пас Закариё (а) аз намозгоҳи хеш назди қавмаш баромад, пас бе сухан ба онҳо бо ин маъно ишора кард, ки: “**Аллоҳ (ч)-ро дар аввал ва охири рӯз ба покӣ ёд кунед.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Нотавонӣ ва оҷизӣ аз маҳбубтарин василаҳои наздикӣ ҷустан ба Аллоҳ (ч) аст. Чунки нишон додани аҷзу нотавонӣ ба маънои изҳори безорӣ аз қудрати шахсӣ ва алоқаманд сохтани қалб ба қудрату қуввати илоҳӣ мебошад;

2.Ҳангоми дуо неъматҳои илоҳӣ ва ҳар он чи ифодаи фурӯтании бандаро мекунад, зикр намудан мустаҳаб аст;

3.Оятҳои карима ифодгари онанд, ки шахси мӯъмин бояд барои манфиати дин ва муқаддам гузоштани он аз дигар манфиатҳо ҳарис бошад;

3.Гузоштани номҳои дорои маънои нек мустаҳаб аст.



الجزء السادس عشر — سورة مريم

يَا يَحْيَى خُذِ الْكِتَابَ بِقُوَّةٍ وَآتَيْنَاهُ الْحُكْمَ صَبِيًّا ﴿١٢﴾
وَحَنَانًا مِنْ لَدُنَّا وَزَكَاةً وَكَانَ تَقِيًّا ﴿١٣﴾ وَبَرًّا بِوَالِدَيْهِ وَلَمْ
يَكُنْ جَبَّارًا عَصِيًّا ﴿١٤﴾ وَسَلَامٌ عَلَيْهِ يَوْمَ وُلِدَ وَيَوْمَ يَمُوتُ
وَيَوْمَ يُبْعَثُ حَيًّا ﴿١٥﴾ وَاذْكُرْ فِي الْكِتَابِ مَرْيَمَ إِذِ انْتَبَذَتْ
مِنْ أَهْلِهَا مَكَانًا شَرْقِيًّا ﴿١٦﴾ فَاتَّخَذَتْ مِنْ دُونِهِمْ حِجَابًا
فَأَرْسَلْنَا إِلَيْهَا رُوحَنَا فَتَمَثَّلَ لَهَا بَشَرًا سَوِيًّا ﴿١٧﴾ قَالَتْ إِنِّي
أَعُوذُ بِالرَّحْمَٰنِ مِنْكَ إِنْ كُنْتَ تَقِيًّا ﴿١٨﴾ قَالَ إِنَّمَا أَنَا رَسُولُ
رَبِّكِ لِأَهَبَ لَكِ غُلَامًا زَكِيًّا ﴿١٩﴾ قَالَتْ أَنَّىٰ يَكُونُ لِي
غُلَامٌ وَلَمْ يَمْسَسْنِي بَشَرٌ وَلَمْ أَكُ بَغِيًّا ﴿٢٠﴾ قَالَ كَذَٰلِكِ
قَالَ رَبُّكِ هُوَ عَلَيَّ هَيِّنٌ وَلِنَجْعَلَهُ آيَةً لِلنَّاسِ وَرَحْمَةً
مِنَّا وَكَانَ أَمْرًا مَقْضِيًّا ﴿٢١﴾ ۞ فَحَمَلَتْهُ فَانْتَبَذَتْ بِهِ
مَكَانًا قَصِيًّا ﴿٢٢﴾ فَأَجَاءَهَا الْمَخَاضُ إِلَىٰ جِذْعِ النَّخْلَةِ
قَالَتْ يَا لَيْتَنِي مِتُّ قَبْلَ هَٰذَا وَكُنْتُ نَسْيًا مَنْسِيًّا ﴿٢٣﴾
فَنَادَاهَا مِنْ تَحْتِهَا أَلَّا تَحْزَنِي قَدْ جَعَلَ رَبُّكِ تَحْتَكِ سَرِيًّا ﴿٢٤﴾
وَهُزِّي إِلَيْكِ بِجِذْعِ النَّخْلَةِ تُسَاقِطْ عَلَيْكِ رُطَبًا جَنِيًّا ﴿٢٥﴾

ربع الحزب ٣١

٣٠٦

12 Пас Яҳёи писари Закариё (а) ба дунё омад. Вақте Яҳё ба синни шоистаи хитоб расид, ба вай гуфтем: “**Эй Яҳё, Тавротро бо ҷиддият ва талош бигир.**” Ва ба ӯ дар хурдсолӣ фаҳм, илм, ҷиддият ва ирода дода будем.
13 Ва ба ӯ аз назди Хеш раҳмат додем ва аз гуноҳон покаш сохтем ва ӯ бандаи парҳезкор буд, дастуроти илоҳиро ба ҷо оварда, аз корҳои мамнӯъ ҳазар мекард.
14 Ва ӯ дар ҳаққи падару модараш некӯкори меҳрубон буд ва аз итоати Аллоҳ (ҷ) ва волидайнаш кибр намеварзид, Аллоҳ (ҷ) ва падару модарашро нофармонӣ намекард.
15 Ва бар ӯ аз ҷониби Аллоҳ (ҷ) дар рӯзи вилодаташ ва рӯзе, ки мемирад ва рӯзе, ки дар қиёмат бори дигар зинда барангехта мешавад, салом бод.

Ин се мавриди зикршуда ваҳшатноктарин марҳилаи ҳаёти инсон аст. Вақте Яҳё (а) дар ин марҳилаҳо эмин монд, дар ғайри он ҳеҷ хавфе бар вай нест.

16 Ва эй Паёмбар, дар Қуръони бар ту нозилшуда хабари Марям (а)-ро ёд кун. Он гоҳ, ки аз назди аҳлаш канор рафт ва дар макone аз самти шарқии онҳо танҳо монд.
17 Пас Марям барои худ дар баробари қавмаш пардае гирифт, ки ӯро аз чашми онҳо ва дигарон бипӯшонад, то вақти ибодати Аллоҳ (ҷ) ӯро набинанд. Баъд аз ин Мо ба сӯяш Ҷабраил (а)-ро фиристодем. Пас Ҷабраил (а) дар наздаш ба сурати инсони дурустандом намоён гардид. Марям (а) аз он тарсид, ки вай нисбаташ бадӣ мехоҳад.
18 Пас вақте ки Марям (а) Ҷабраил (а)-ро ба сурати инсон дид, ки наздаш меояд, гуфт: “**Эй шахс, ҳамоно ман аз бадии ту ба Аллоҳи Меҳрубон паноҳ мебарам, агар ботақво ва аз Аллоҳ (ҷ) метарсида бошӣ.**”
19 Ҷабраил (а) гуфт: “**Ман одамӣ нестам. Ба дурустӣ ки ман фиристодаи Парвардигорат ҳастам. Маро ба сӯи ту фиристод, то бароят фарзанди поке ато кунам**.”
20 Марям (а) бо тааҷҷуб пурсид: “**Читавр ман соҳиби фарзанд мешавам ва ҳол он ки бо ман на шавҳар ва на каси дигар наздикӣ накардааст ва зани зинокор нестам, то фарзанд дошта бошам?**”
21 Ҷабраил ба вай гуфт: “**Ҳақиқат ҳамон тавр аст, ки гуфтӣ, на шавҳар ва на касе бо ту наздикӣ накардааст ва зани зинокор ҳам нестӣ, лекин Парвардигорат гуфт: “Бароям бе падар офаридани фарзанд кори хеле осон аст ва то фарзанди ба ту бахшидашуда барои мардум аломати исботкунандаи қудрати Парвардигор ва аз ҷониби Мо барои туву касе, ки ба вай имон орад, мояи раҳмат бошад. Ва ин офариниши фарзандат аз назди Аллоҳ (ҷ) тақдири муқаддаршуда ва дар Лавҳи маҳфуз сабтгашта мебошад**.”
22 Пас Марям (а) баъди дамидани Ҷабраил бо Исо бордор шуд. Пас ӯ бо ҳамли шикамаш ба макони аз назди мардум дур канор рафт.
23 Пас ӯро дарди зоймон гирифт ва назди танаи дарахти хурмо бурд. Марям (а) гуфт: “**Эй кош, пеш аз ин рӯз мемурдам ва чизи беарзише мешудам, ки шинохта ва ёд карда намешуд, то мардум дар ҳаққам гумони бад намекарданд.**”
24 Пас Исо (а) аз зери қадамҳояш ӯро ба ин мазмун садо кард: “**Ғамгин машав. Ба дурустӣ ки Парвардигорат дар зери пойҳоят ҷӯйбореро қарор додааст, ки аз оби он менӯшӣ.**
25 **Ва танаи дарахти хурморо гирифта, ба сӯи худ ларзон, то бароят хурмои тару тозаи худи ҳозир чидашуда резонад.-**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикршуда:**

1.Дар анҷоми масъулиятҳои шаръӣ сабр кардан кори матлуб аст;

2.Оятҳои карима дар назди Аллоҳ таоло баланд будани мақому мартабаи падару модарро нишон медиҳад. Шукри волидайнро бо шукри Хеш қарин гардонидааст;

3.Бо вуҷуди он ки Аллоҳ (ҷ) бо камоли қудрати Худ барои Марям нишонаҳои ҳайратоваришро ошкор сохт, вале боз ӯро дастур дод, то барои ба даст овардани меваи дарахти хурмо танаи онро биларзонад ва ин кор аз боби истифода бурдан аз асбоби дунявӣ аст.

فَكُلِي وَٱشۡرَبِي وَقَرِّي عَيۡنٗاۖ فَإِمَّا تَرَيِنَّ مِنَ ٱلۡبَشَرِ أَحَدٗا فَقُولِيٓ
إِنِّي نَذَرۡتُ لِلرَّحۡمَٰنِ صَوۡمٗا فَلَنۡ أُكَلِّمَ ٱلۡيَوۡمَ إِنسِيّٗا ٢٦ فَأَتَتۡ
بِهِۦ قَوۡمَهَا تَحۡمِلُهُۥۖ قَالُواْ يَٰمَرۡيَمُ لَقَدۡ جِئۡتِ شَيۡـٔٗا فَرِيّٗا ٢٧
يَٰٓأُخۡتَ هَٰرُونَ مَا كَانَ أَبُوكِ ٱمۡرَأَ سَوۡءٖ وَمَا كَانَتۡ
أُمُّكِ بَغِيّٗا ٢٨ فَأَشَارَتۡ إِلَيۡهِۖ قَالُواْ كَيۡفَ نُكَلِّمُ مَن كَانَ فِي
ٱلۡمَهۡدِ صَبِيّٗا ٢٩ قَالَ إِنِّي عَبۡدُ ٱللَّهِ ءَاتَىٰنِيَ ٱلۡكِتَٰبَ وَجَعَلَنِي
نَبِيّٗا ٣٠ وَجَعَلَنِي مُبَارَكًا أَيۡنَ مَا كُنتُ وَأَوۡصَٰنِي بِٱلصَّلَوٰةِ
وَٱلزَّكَوٰةِ مَا دُمۡتُ حَيّٗا ٣١ وَبَرَّۢا بِوَٰلِدَتِي وَلَمۡ يَجۡعَلۡنِي
جَبَّارٗا شَقِيّٗا ٣٢ وَٱلسَّلَٰمُ عَلَيَّ يَوۡمَ وُلِدتُّ وَيَوۡمَ أَمُوتُ
وَيَوۡمَ أُبۡعَثُ حَيّٗا ٣٣ ذَٰلِكَ عِيسَى ٱبۡنُ مَرۡيَمَۖ قَوۡلَ ٱلۡحَقِّ
ٱلَّذِي فِيهِ يَمۡتَرُونَ ٣٤ مَا كَانَ لِلَّهِ أَن يَتَّخِذَ مِن وَلَدٖۖ سُبۡحَٰنَهُۥٓۚ
إِذَا قَضَىٰٓ أَمۡرٗا فَإِنَّمَا يَقُولُ لَهُۥ كُن فَيَكُونُ ٣٥ وَإِنَّ ٱللَّهَ رَبِّي وَرَبُّكُمۡ
فَٱعۡبُدُوهُۚ هَٰذَا صِرَٰطٞ مُّسۡتَقِيمٞ ٣٦ فَٱخۡتَلَفَ ٱلۡأَحۡزَابُ مِنۢ
بَيۡنِهِمۡۖ فَوَيۡلٞ لِّلَّذِينَ كَفَرُواْ مِن مَّشۡهَدِ يَوۡمٍ عَظِيمٍ ٣٧ أَسۡمِعۡ بِهِمۡ
وَأَبۡصِرۡ يَوۡمَ يَأۡتُونَنَاۖ لَٰكِنِ ٱلظَّٰلِمُونَ ٱلۡيَوۡمَ فِي ضَلَٰلٖ مُّبِينٖ ٣٨



26 Пас аз хурмо бихӯр ва аз об бинӯш ва аз он ки соҳиби навзод шудаӣ, осудахотир бош ва ғамгин машав. Пас агар аз миёни мардум касеро бинӣ, ки туро дар бораи хабари навзодат мепурсад, пас ба вай бигӯ: “**Ман ба хотири Худованди Меҳрубон хомӯш истоданро бар худ воҷиб сохтаам, барои ҳамин имрӯз ҳаргиз бо касе аз инсонҳо сухан намекунам.**”

27 Пас Марям писараш Исоро бардошта, ба назди қавмаш овард. Қавмаш ба маънои инкор гуфтанд: **“Эй Марям, ба дурустӣ ки амали ғоят қабеҳ овардӣ, чунки бе падар фарзанд таваллуд кардаӣ.**

28 **Эй дар ибодат Шабеҳи Ҳорун, падарат марди зинокор ва модарат зани зинокор набуд. Ту аз хонадони маъруф ба диёнат ва покӣ ҳастӣ. Читавр бе падар фарзанд таваллуд мекунӣ?!**”

29 Пас Марям (а) ба писараш Исо (а), ки дар гаҳвора буд, ишора кард. Қавмаш бо тааҷҷуб гуфтанд: “**Читавр мо бо кӯдаки гаҳвора гап мезанем?!**”

30 Исо (а) гуфт: “**Ба дурустӣ ки ман бандаи Аллоҳ (ч) ҳастам, бароям Инҷилро дод ва маро яке аз паёмбаронаш гардонид.-**

31 **Ва маро ҳар куҷо бошам, ба бандагон бисёр судрасон сохт ва маро то вақте зиндаам, ба адои намоз ва пардохти закот амр кард.-**

32 **Ва маро дар ҳаққи модарам некӯкор гардонид ва аз итоати Худ мутакаббири исёнкор нагардонид.-**

33 **Ва бар ман аз Шайтону ёваронаш рӯзи таваллудам ва рӯзи маргам ва рӯи дар охират зинда шуданам амон аст. Шайтон дар ин се марҳилаҳои даҳшатнок ба ман зиён намерасонад.**”

34 Ин шахси бо сифатҳои мазкур мавсуф Исои писари Марям ва қавли дар бораи ӯ гуфташудаи дуруст ҳамин аст, на сухани касоне, ки дар мавриди Исо шубҳа мекунанд ва аз назди худ гап мебофанд.

35 Ҳаргиз барои Аллоҳ (ч) сазовор нест, ки фарзанд гирад, Ӯ аз ин тӯҳматҳо пок аст. Чун кореро ирода кунад, пас яқинан ҳамин қадар басанда аст, ки ба он “**Ҳаст шав**” гӯяд, баъди ин он кор ба вуҷуд меояд. Ҳар кас чунин қудрат дошта бошад, вай аз доштани фарзанд пок аст.

36 Ва ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) Парвардигори ман ва Парвардигори шумост. Пас холисона танҳо Ӯро ибодатро кунед. Ин чизҳои бароятон зикр кардаам роҳи рост буда, шуморо ба ризои илоҳӣ мерасонад.

37 Пас ихтилофкунандагон аз миёни қавмаш дар мавриди Исо (а) ихтилоф намуда, ба гурӯҳҳои пароканда ҷудо шуданд. Баъзеи онҳо ба вай имон оварда гуфтанд: “**Исо (а) Паёмбар аст.**” Баъзеи дигарашон монанди яҳудиҳо ба вай кофир гаштанд, инчунин иддаи дигаре оиди Исо (а) зиёдаравӣ намуда, гуфтанд: “**Ӯ писари Худо аст.**” Аллоҳ (ч) аз ин ақидаҳо пок аст. Пас вои шахсони дар бораи Исои писари Марям (а) ихтилоф карда, аз шоҳид гаштани рӯзи бузурги қиёмат бо саҳнаҳои мудҳиш ва ҳисобу китобу уқубате, ки дар он мавҷуд аст.

38 Онҳо он рӯз, ки назди Мо меоянд, чӣ қадар шунаво ва чӣ қадар бино мешаванд, аммо вақте шунавою бино мешаванд, ки дигар дидану шунидан барояшон фоида надорад, лекин золимон дар дунё аз роҳи рост дар гумроҳии ошкоранд. Ба ҳамин сабаб, онҳо то замони ногаҳон омадани қиёмат, ки дар ҳоли анҷом додани зулманд, омодагии онро намебинанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Амр шудани Марям (а) ба хомӯшӣ далели он аст, ки дар баъзе мавридҳо хомӯш истодан фазилат дорад;

2.Аз нигоҳи Ислом бар худ хомӯширо воҷиб сохтан дуруст нест;

3.Он чи Қуръони карим оиди Исои писари Масеҳ (а) гуфтааст, ҳақиқат аст. Ҳама суханони бофтаи дигар ботил буда, шоистаи мақоми паёмбарон намебошад;

4.Кофир дар дунё аз дидану гуфтани ҳақиқат кӯр аст, аммо рӯзи қиёмат вақте азобро мушоҳида кунад, биною шунаво мегардад, лекин дигар барояш фоида намеорад.




وَأَنذِرْهُمْ يَوْمَ الْحَسْرَةِ إِذْ قُضِيَ الْأَمْرُ وَهُمْ فِي غَفْلَةٍ وَهُمْ لَا يُؤْمِنُونَ
٣٩ إِنَّا نَحْنُ نَرِثُ الْأَرْضَ وَمَنْ عَلَيْهَا وَإِلَيْنَا يُرْجَعُونَ ٤٠ وَاذْكُرْ
فِي الْكِتَابِ إِبْرَاهِيمَ إِنَّهُ كَانَ صِدِّيقًا نَّبِيًّا ٤١ إِذْ قَالَ لِأَبِيهِ يَا أَبَتِ
لِمَ تَعْبُدُ مَا لَا يَسْمَعُ وَلَا يُبْصِرُ وَلَا يُغْنِي عَنكَ شَيْئًا ٤٢ يَا أَبَتِ
إِنِّي قَدْ جَاءَنِي مِنَ الْعِلْمِ مَا لَمْ يَأْتِكَ فَاتَّبِعْنِي أَهْدِكَ صِرَاطًا
سَوِيًّا ٤٣ يَا أَبَتِ لَا تَعْبُدِ الشَّيْطَانَ إِنَّ الشَّيْطَانَ كَانَ لِلرَّحْمَٰنِ
عَصِيًّا ٤٤ يَا أَبَتِ إِنِّي أَخَافُ أَن يَمَسَّكَ عَذَابٌ مِّنَ الرَّحْمَٰنِ
فَتَكُونَ لِلشَّيْطَانِ وَلِيًّا ٤٥ قَالَ أَرَاغِبٌ أَنتَ عَنْ آلِهَتِي
يَا إِبْرَاهِيمُ لَئِن لَّمْ تَنتَهِ لَأَرْجُمَنَّكَ وَاهْجُرْنِي مَلِيًّا ٤٦ قَالَ
سَلَامٌ عَلَيْكَ سَأَسْتَغْفِرُ لَكَ رَبِّي إِنَّهُ كَانَ بِي حَفِيًّا ٤٧
وَأَعْتَزِلُكُمْ وَمَا تَدْعُونَ مِن دُونِ اللَّهِ وَأَدْعُو رَبِّي عَسَىٰ أَلَّا
أَكُونَ بِدُعَاءِ رَبِّي شَقِيًّا ٤٨ فَلَمَّا اعْتَزَلَهُمْ وَمَا يَعْبُدُونَ مِن
دُونِ اللَّهِ وَهَبْنَا لَهُ إِسْحَاقَ وَيَعْقُوبَ وَكُلًّا جَعَلْنَا نَبِيًّا ٤٩
وَوَهَبْنَا لَهُم مِّن رَّحْمَتِنَا وَجَعَلْنَا لَهُمْ لِسَانَ صِدْقٍ عَلِيًّا ٥٠
وَاذْكُرْ فِي الْكِتَابِ مُوسَىٰ إِنَّهُ كَانَ مُخْلَصًا وَكَانَ رَسُولًا نَّبِيًّا ٥١



39 Ва эй Паёмбар, мардумро аз рӯзи ҳасрату надомат бим бидеҳ, он рӯзе, ки бадкор барои бадкориаш ва некӯкор барои он ки ибодатро бештар анҷом надодааст, изҳори пушаймонӣ мекунанд, чун саҳифаи аъмоли бандагон печида шуда ва ҳисобу китобашон хотима ёбад ва ҳар кас ба сӯи он чи дар дунё тақдим кардааст, баргардад, дар ҳоле ки онҳо дар дунё мафтуни дунё шуда, аз охират ғофиланд ва онҳо ба рӯзи қиёмат имон намеоранд.

40 Ба дурустӣ ки баъди фанои халоиқ, танҳо Мо боқӣ мемонем, заминро бо ҳар ки ва ҳар чи дар рӯи он аст, ба мерос мебарем, зеро кулли мавҷудоти рӯи он фано мешаванд ва Мо баъди онҳо пойдорем ва чуноне хоҳем, бар онҳо ҳукм мекунем ва рӯзи қиёмат барои ҳисобу китоб ва ҷазои корҳояшон танҳо ба сӯи Мо баргардонида мешаванд.

41 Ва эй Паёмбар, дар Қуръони бар ту омада хабари Иброҳим (а)-ро ёд кун. Ба дурустӣ, вай бандаи бисёр содиқу тасдиқкунандаи оятҳои илоҳӣ ва паёмбар буд.

42 Чун ба падараш Озар гуфт: "**Эй падарам, чаро ғайри Аллоҳ (ч) бутеро мепарастӣ, ки агар дуо кунӣ, дуоятро намешунавад ва агар ибодаташ кунӣ, ибодататро намебинад ва аз ту зарареро дур карда ва бароят фоидае оварда наметавонад?!**

43 **Эй падарам, ба дурустӣ ки маро аз тариқи пайғом донише омадааст, ки ба ту наомадааст. Пас маро пайравӣ намо, то туро ба роҳи рост раҳнамоӣ кунам.**

44 **Эй падарам, Шайтонро ба воситаи итоат карданаш ибодат макун. Ҳамоно Шайтон ба Парвардигори Меҳрубон исёнкор аст. Зеро Аллоҳ (ч) ӯро ба саҷдаи Одам амр кард, аммо вай аз иҷрои фармон сарпечӣ намуд.**

45 **Эй падарам, ҳамоно ман аз он метарсам, ки агар дар роҳи куфр бимирӣ, аз ҷониби Парвардигори Меҳрубон бароят уқубат мерасад, пас ба сабаби дӯстиат бо Шайтон, дар дӯзах қарини вай мегардӣ.**"

46 Озар ба писараш Иброҳим (а) гуфт: "**Эй Иброҳим, оё ту аз бутҳое, ки ман мепарастам, рӯй метобӣ?! Савганд меҳӯрам, агар аз бадгӯии бутҳоям боз наистӣ, бегумон туро сангсор мекунам. Ва аз ман муддати тӯлонӣ ҷудо шуда, бо ман ҳамсӯҳбат машав.**"

47 Иброҳим (а) ба падараш гуфт: "**Салом бар ту! Аз сӯи ман ба ту нохушӣ намерасад. Ба зудӣ аз Парвардигорам бароят омурзиш ва ҳидоят мехоҳам. Ҳамоно Ӯ нисбатам бисёр Меҳрубон аст.**

48 **Ва аз шумо ва аз он чи ғайр аз Аллоҳ (ч) мепарастед, дурӣ меҷӯям ва танҳо Парвардигорамро парастида, чизеро шарикаш намегардонам. Бешак, ман ба сабаби парастиши Парвардигорам бадбахт намешавам, он гуна ки шумо ба сабаби ибодати бутҳои худ бадбахт мешавед.**"

49 Пас чун Иброҳим (а) мушриконро бо маъбудҳояшон, ки ғайри Аллоҳ (ч) онҳоро ибодат мекарданд, тарк кард, барои аз даст додани хонадонаш ба вай иваз додем. Пас ба ӯ писараш Исҳоқ ва наберааш Яъқубро бахшидем ва ҳар якеи он дуро паёмбар гардонидем.

50 Ва ба онҳо аз раҳмати Худ бо нубувват хайри зиёд ато кардем ва ба онҳо аз роҳи забони бандагон ситоиши неки доимӣ қарор додем.

51 Ва эй Паёмбар, дар Қуръони ба ту нозилшуда хабари Мӯсо (а)-ро ёд кун. Ҳамоно ӯ бандаи баргузида буд ва паёмбари дорои мақоми баланд буд.[1]

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Аз сабаби он ки ҷудошавии Иброҳим (а) аз қавмаш дар якҷоягӣ бо ҳамсараш Сора (р) сурат гирифтааст, ба ҳамин муносибат Худо навзоди муштарак ва набераи онҳоро зикр кард, сипас, зикри Исмоил (а)-ро дар ояти дигар овард, бо вуҷуде, ки Аллоҳ (ч) Исмоил (а)-ро ба Иброҳим пеш аз Исҳоқ (а) бахшидааст;

2.Оятҳои карима ифодагари онанд, ки фарзанд бояд дар гуфтугӯ бо волидайн одобу ахлоқ, нармиву меҳрубониро риоя карда, онҳоро бо беҳтарин номҳояшон садо кунад;

3.Маъсият раҳмати илоҳиро аз банда боз дошта, даромадгоҳи онро барояш мебандад, чунончи ибодат муҳимтарин сабабҳои ноил шудан ба раҳмати илоҳӣ мебошад;

4.Аллоҳ (ч) барои ҳар бандаи некӯкор ваъда додааст, ки вобаста ба қадри эҳсонаш, ситоиши неки ӯро паҳн месозад ва Иброҳим (а) бо наслаш аз ҷумлаи пешвоёни некӯкоронанд.

1. Имом Алусӣ (р) васфи "نَبِيًّا"-ро дар ин оят ва оятҳои минбаъда ба маънои "**дорои мақоми баланд**" тафсир карда ва ин раъйро тарҷеҳ дода аст. Дар тарҷума аз ҳамин назар истифода намудам. (**Мутарҷим**)

وَنَٰدَيۡنَٰهُ مِن جَانِبِ ٱلطُّورِ ٱلۡأَيۡمَنِ وَقَرَّبۡنَٰهُ نَجِيّٗا ٥٢ وَوَهَبۡنَا لَهُۥ مِن
رَّحۡمَتِنَآ أَخَاهُ هَٰرُونَ نَبِيّٗا ٥٣ وَٱذۡكُرۡ فِي ٱلۡكِتَٰبِ إِسۡمَٰعِيلَۚ إِنَّهُۥ كَانَ
صَادِقَ ٱلۡوَعۡدِ وَكَانَ رَسُولٗا نَّبِيّٗا ٥٤ وَكَانَ يَأۡمُرُ أَهۡلَهُۥ بِٱلصَّلَوٰةِ
وَٱلزَّكَوٰةِ وَكَانَ عِندَ رَبِّهِۦ مَرۡضِيّٗا ٥٥ وَٱذۡكُرۡ فِي ٱلۡكِتَٰبِ إِدۡرِيسَۚ إِنَّهُۥ
كَانَ صِدِّيقٗا نَّبِيّٗا ٥٦ وَرَفَعۡنَٰهُ مَكَانًا عَلِيًّا ٥٧ أُوْلَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ أَنۡعَمَ
ٱللَّهُ عَلَيۡهِم مِّنَ ٱلنَّبِيِّـۧنَ مِن ذُرِّيَّةِ ءَادَمَ وَمِمَّنۡ حَمَلۡنَا مَعَ نُوحٖ وَمِن
ذُرِّيَّةِ إِبۡرَٰهِيمَ وَإِسۡرَٰٓءِيلَ وَمِمَّنۡ هَدَيۡنَا وَٱجۡتَبَيۡنَآۚ إِذَا تُتۡلَىٰ عَلَيۡهِمۡ
ءَايَٰتُ ٱلرَّحۡمَٰنِ خَرُّواْۤ سُجَّدٗاۤ وَبُكِيّٗا ۩ ٥٨ ۞ فَخَلَفَ مِنۢ بَعۡدِهِمۡ
خَلۡفٌ أَضَاعُواْ ٱلصَّلَوٰةَ وَٱتَّبَعُواْ ٱلشَّهَوَٰتِۖ فَسَوۡفَ يَلۡقَوۡنَ غَيًّا
٥٩ إِلَّا مَن تَابَ وَءَامَنَ وَعَمِلَ صَٰلِحٗا فَأُوْلَٰٓئِكَ يَدۡخُلُونَ ٱلۡجَنَّةَ
وَلَا يُظۡلَمُونَ شَيۡـٔٗا ٦٠ جَنَّٰتِ عَدۡنٍ ٱلَّتِي وَعَدَ ٱلرَّحۡمَٰنُ عِبَادَهُۥ
بِٱلۡغَيۡبِۚ إِنَّهُۥ كَانَ وَعۡدُهُۥ مَأۡتِيّٗا ٦١ لَّا يَسۡمَعُونَ فِيهَا لَغۡوًا إِلَّا
سَلَٰمٗاۖ وَلَهُمۡ رِزۡقُهُمۡ فِيهَا بُكۡرَةٗ وَعَشِيّٗا ٦٢ تِلۡكَ ٱلۡجَنَّةُ ٱلَّتِي
نُورِثُ مِنۡ عِبَادِنَا مَن كَانَ تَقِيّٗا ٦٣ وَمَا نَتَنَزَّلُ إِلَّا بِأَمۡرِ رَبِّكَۖ لَهُۥ
مَا بَيۡنَ أَيۡدِينَا وَمَا خَلۡفَنَا وَمَا بَيۡنَ ذَٰلِكَۚ وَمَا كَانَ رَبُّكَ نَسِيّٗا ٦٤

سجدة



(52) Ва Мӯсо (а)-ро /ба эътибори ҷойгиршавӣ/ аз самти рости кӯҳи Тӯр нидо намудем ва ӯро наздик сохта, бо вай роз гуфтем.
(53) Ва ба Мӯсо (а) аз раҳмат ва лутфи Хеш Ҳоруни бародарашро ба сифати паёмбар бахшидем. Зеро Мӯсо (а) аз Аллоҳ (ч) инро хост ва дуояш пазируфта шуд.
(54) Ва эй Паёмбар, дар Қуръони бар ту нозилшуда хабари Исмоил (а)-ро ёд кун. Ба дурустӣ ки ӯ бандаи дар ваъдаи худ содиқ буд, ҳар чи ваъда медод, онро бегуфтугӯ иҷро мекард ва паёмбари дорои мақоми баланд буд.
(55) Ва хонадонашро ба барпо доштани намоз ва пардохтани закот амр мекард ва назди Парвардигораш бандаи писандида буд.
(56) Ва эй Паёмбар, дар Қуръони бар ту нозилшуда хабари Идрис (а)-ро ёд кун. Бегумон вай бандаи бисёр содиқ ва доим тасдиққунандаи оятҳои Парвардигораш ва паёмбар буд.
(57) Ва бо додани нубувват номашро боло бурдем. Бинобар ин, вай дорои ҷойгоҳи баланд буд.
(58) Ин паёмбарони дар ин сура тавсифшуда, шурӯъ аз Закариё (а) то Идрис (а) касонеанд, ки Аллоҳ (ч) бар онҳо инъом намуд, аз насли Одам (а) ва аз насли касоне, ки ҳамроҳи Нӯҳ (а) бар киштӣ саворашон кардем ва аз насли Иброҳим (а) ва Яъқуб (а) ва аз касоне, ки барояшон тавфиқи ҳидоят ба динро додем ва онҳоро баргузида, паёмбар сохтем. Чун оятҳои Аллоҳ (ч)-ро мешуниданд, ки тиловат мешавад, аз тарси Ӯ гирякунон ба саҷда меафтоданд.
(59) Пас баъд аз ин ҷамоаи баргузида пайравони бадкору гумроҳе омаданд, ки намозро зоеъ сохта, онро ба сурати зарурӣ адо накарданд ва гуноҳонеро ба монанди зинокорӣ, ки нафсашон мехост, муртакиб шуданд. Пас ҳатман дар дӯзах бо бадию ноумедӣ рӯбарӯ хоҳанд гашт,-
(60) ҷуз касе, ки аз кӯтоҳии содиркардааш самимона тавба кунад ва ба Аллоҳ (ч) имон орад ва кори шоиста анҷом диҳад, пас ин тоифаи бо сифатҳои мазкур тавсифшуда вориди ҷаннат мешаванд ва аз подоши амалҳояшон агарчи андак ҳам бошад, кам карда намешавад.-
(61) Боғҳои сукунати ҳамешагӣ, ки Худои Меҳрубон ба онҳо ваъдаи духули онро додааст, ҳол он ки дар дунё бо вуҷуди ҷаннатро надидан, ба он имон доранд. Бешак, ваъдаи Аллоҳ (ч) дар бораи ҷаннат агарчи аз чашм ноаён аст, ҳатман меояд.
(62) Онҳо дар биҳишт каломи беҳуда ва зишт намешунаванд, балки саломи якдигар ва саломи фариштагонро мешунаванд ва ҳар пагоҳ ва бегоҳ онҷо барояшон таоми ба табъи дилашон мувофиқ меояд.
(63) Ин ҷаннати тавсифшуда ҷоест, ки онро аз бандагонамон барои шахси фармонбардори аз манъшудаҳо парҳезкор ба мерос медиҳем.

Чун Аллоҳ (ч) дар оятҳои зикршуда савоби бандагони ботақворо зикр кард, дар оятҳои зерин яке аз маъноҳои тақворо, ки иҷрои амри Парвардигор аст, оварда гуфт:
(64) Ва эй Ҷабраил, ба Муҳаммад (с) бигӯ: “**Бешак, фариштагон аз пеши худ нозил намешаванд, балки онҳо танҳо бо амри Аллоҳ (ч) фуруд меоянд. Он чи аз корҳои охират пеши рӯи мост ва он чи аз корҳои дунё пушти сари хеш мегузорем ва он чи миёни дунёву охират аст, аз Аллоҳ (ч) аст**. **Ва эй Паёмбар, Парвардигорат чизеро фаромӯшкунанда нест.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Даъватгарон доим ба ёвароне ниёз доранд, ки дар кори даъват ба онҳо кӯмак расонанд;
2.Оятҳои карима сифати “**калом**”-ро ба Аллоҳ (ч) исбот мекунад;
3.Вафодорӣ рафтори писандида буда, он аз ахлоқи паёмбарони Парвардигор аст, аммо ваъдахилофӣ рафтори зишт мебошад;
4.Фариштагон фиристодагони Худоянд, онҳо ба паёмбарон ваҳйи илоҳиро меоранд ва ҳеҷ гоҳ бе амри Худо фуруд намеоянд.




رَبُّ السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضِ وَمَا بَيْنَهُمَا فَاعْبُدْهُ وَاصْطَبِرْ لِعِبَادَتِهِ ۚ هَلْ تَعْلَمُ لَهُ سَمِيًّا ﴿٦٥﴾ وَيَقُولُ الْإِنْسَانُ أَإِذَا مَا مِتُّ لَسَوْفَ أُخْرَجُ حَيًّا ﴿٦٦﴾ أَوَلَا يَذْكُرُ الْإِنْسَانُ أَنَّا خَلَقْنَاهُ مِنْ قَبْلُ وَلَمْ يَكُ شَيْئًا ﴿٦٧﴾ فَوَرَبِّكَ لَنَحْشُرَنَّهُمْ وَالشَّيَاطِينَ ثُمَّ لَنُحْضِرَنَّهُمْ حَوْلَ جَهَنَّمَ جِثِيًّا ﴿٦٨﴾ ثُمَّ لَنَنْزِعَنَّ مِنْ كُلِّ شِيعَةٍ أَيُّهُمْ أَشَدُّ عَلَى الرَّحْمَٰنِ عِتِيًّا ﴿٦٩﴾ ثُمَّ لَنَحْنُ أَعْلَمُ بِالَّذِينَ هُمْ أَوْلَىٰ بِهَا صِلِيًّا ﴿٧٠﴾ وَإِنْ مِنْكُمْ إِلَّا وَارِدُهَا ۚ كَانَ عَلَىٰ رَبِّكَ حَتْمًا مَقْضِيًّا ﴿٧١﴾ ثُمَّ نُنَجِّي الَّذِينَ اتَّقَوْا وَنَذَرُ الظَّالِمِينَ فِيهَا جِثِيًّا ﴿٧٢﴾ وَإِذَا تُتْلَىٰ عَلَيْهِمْ آيَاتُنَا بَيِّنَاتٍ قَالَ الَّذِينَ كَفَرُوا لِلَّذِينَ آمَنُوا أَيُّ الْفَرِيقَيْنِ خَيْرٌ مَقَامًا وَأَحْسَنُ نَدِيًّا ﴿٧٣﴾ وَكَمْ أَهْلَكْنَا قَبْلَهُمْ مِنْ قَرْنٍ هُمْ أَحْسَنُ أَثَاثًا وَرِئْيًا ﴿٧٤﴾ قُلْ مَنْ كَانَ فِي الضَّلَالَةِ فَلْيَمْدُدْ لَهُ الرَّحْمَٰنُ مَدًّا ۚ حَتَّىٰ إِذَا رَأَوْا مَا يُوعَدُونَ إِمَّا الْعَذَابَ وَإِمَّا السَّاعَةَ فَسَيَعْلَمُونَ مَنْ هُوَ شَرٌّ مَكَانًا وَأَضْعَفُ جُنْدًا ﴿٧٥﴾ وَيَزِيدُ اللَّهُ الَّذِينَ اهْتَدَوْا هُدًى ۗ وَالْبَاقِيَاتُ الصَّالِحَاتُ خَيْرٌ عِنْدَ رَبِّكَ ثَوَابًا وَخَيْرٌ مَرَدًّا ﴿٧٦﴾



65 Ӯ Холиқу Молики осмонҳову замин ва мавҷудоти байни он ва Ҷорасози корҳои осмонҳову замин аст. Пас танҳо Ӯро бипараст, чунки фақат Ӯ сазовори ибодат аст ва дар анҷоми ибодат устувор бош. Зеро ҳаргиз Аллоҳ (ҷ) монанд надорад, ки дар ибодат шарикаш гардад.

66 Ва кофири мункири зиндашавии баъди марг аз рӯи тамасхур мегӯяд: “**Оё вақте бимирам, аз қабрам бо ҳаёти ҷадид зинда берун карда мешавам?! Ин номумкин аст**.”

67 Оё ин мункири зиндашавӣ ба ёд намеорад, ки Мо ӯро қабл аз ин дар ҳоле чизе набуд, офаридем, то бо андешидан оиди офариниши якум ба ҳақиқат доштани офариниши дуюм имон орад?! Бо вуҷуди он ки офариниши дуюм нисбат ба якум осонтар аст.

68 Пас эй Паёмбар, савганд ба Парвардигорат, ки ин мункиронро бо шайтонҳое, ки онҳоро гумроҳ сохтаанд, аз қабрашон ба майдони маҳшар ҷамъ меорем, сипас онҳоро ба сӯи дарвозаҳои дӯзах дар ҳоле ки хору зор ва ба зону афтодаанд, ҳозир меронем.

69 Сипас аз байни ҳар як дастаи гумроҳ нофармонтарини онҳоро ба Парвардигори Меҳрубон бо сахтӣ берун мекашем. Инҳо пешвоёни кофирону мушриконанд.

70 Сипас Мо яқинан касонеро, ки ба даромадани дӯзах ва уқубати он сазовортаранд, беҳтар медонем.

71 Ва касе аз шумо мардум нест, ҷуз ин ки ҳатман аз пули сироти рӯи дӯзах мегузарад. Гузаштани он қазои ҳатмист, ки Парвардигорат онро ҳукм кардааст. Касе ҳукми Ӯро рад карда наметавонад.

72 Сипас баъд аз гузаштани пули сирот он касонеро, ки бо иҷрои дастурот ва дурӣ аз мамнӯот парҳез кардаанд, солим нигоҳ медорем ва золимонро бар зону афтода ба дӯзах раҳо мекунем. Аз он фирор карда наметавонанд.

73 Ва чун оятҳои возеҳи Мо, ки бар Паёмбарамон нозил кардаем, ба мардум хонда шавад, кофирон ба мӯъминон гӯянд: “**Кадоме яке аз гурӯҳи мову шумо аз рӯи мақом беҳтар ва аз рӯи маҷлис зеботар аст?! Гурӯҳи мо ё гурӯҳи шумо?!**”

74 Ва адади умматҳои қабл аз ин кофирони бо пешравии моддии худ ифтихоркунанда, ки ҳалокашон кардаем, ниҳоят зиёданд. Онҳо аз нигоҳи амвол ва зоҳири андом аз ин ҷамоа беҳтар буданд. Зеро либоси фохир мепӯшиданд ва ҷисмашон дар роҳат қарор дошт.

75 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ҳар ки дар гумроҳии хеш фурӯ меравад, пас Худои Меҳрубон ӯро мӯҳлат хоҳад дод, то гумроҳиаш бештар шавад, то он ки чун азоби фаврии дар дунё ба онҳо ваъдашударо мушоҳида кунанд, ё азоби ба қиёмат гузошташударо бинанд, пас он вақт хоҳанд донист, ки чӣ касе аз рӯи мақом бадтар ва аз рӯи ёварон камтар аст. Оё гурӯҳи онҳост, ё гурӯҳи мӯъминон?**”

76 Ва Аллоҳ (ҷ) муқобили он ки ба кофирон мӯҳлат додааст, то залолаташон бештар гардад, имон ва ибодати бандагони ҳидоятёфтаи Худро афзун месозад. Ва эй Паёмбар, амалаҳои шоиста, ки соҳибашро ба хушбахтии ҷовидон мерасонад, дар назди Парвардигорат аз нигоҳи подош беҳтар ва аз нигоҳи оқибат нектар мебошад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Мӯъминонро зарур аст, ки ба он чи дастур шудаанд, машғул гашта, онро дар ҳадди тавонашон идома диҳанд;

2.Гузаштани тамоми мардум аз пули сирот кори воқеъшаванда аст. Мақсад аз он гузаштан аст, на даромадани дӯзах;

3.Ба дурустӣ ки меъёрҳои динӣ ва мафҳумҳои дурусти он аз тасаввуроти мардуми нодон ва авом фарқ мекунад;

4.Ҳар ки дар гумроҳӣ ва куфри худ фурӯ равад, Худованд ӯро дар туғёни нодонӣ ва куфраш мегузорад, то ғурураш тӯлонӣ шавад ва сабаби уқубати сахттар гардад;

5.Парвардигор мӯъминонро дар роҳи рост устувор мегардонад, тавфиқу ёриашонро афзун мекунад ва оятҳоеро фуруд меорад, ки боиси афзуншавии яқинашон мешавад. Ин подоши имон ва амалҳои неки онҳост.

أَفَرَءَيْتَ ٱلَّذِى كَفَرَ بِـَٔايَـٰتِنَا وَقَالَ لَأُوتَيَنَّ مَالًا وَوَلَدًا
٧٧ أَطَّلَعَ ٱلْغَيْبَ أَمِ ٱتَّخَذَ عِندَ ٱلرَّحْمَـٰنِ عَهْدًا ٧٨ كَلَّا
سَنَكْتُبُ مَا يَقُولُ وَنَمُدُّ لَهُۥ مِنَ ٱلْعَذَابِ مَدًّا ٧٩ وَنَرِثُهُۥ
مَا يَقُولُ وَيَأْتِينَا فَرْدًا ٨٠ وَٱتَّخَذُوا۟ مِن دُونِ ٱللَّهِ ءَالِهَةً
لِّيَكُونُوا۟ لَهُمْ عِزًّا ٨١ كَلَّا ۚ سَيَكْفُرُونَ بِعِبَادَتِهِمْ وَيَكُونُونَ
عَلَيْهِمْ ضِدًّا ٨٢ أَلَمْ تَرَ أَنَّآ أَرْسَلْنَا ٱلشَّيَـٰطِينَ عَلَى ٱلْكَـٰفِرِينَ
تَؤُزُّهُمْ أَزًّا ٨٣ فَلَا تَعْجَلْ عَلَيْهِمْ ۖ إِنَّمَا نَعُدُّ لَهُمْ عَدًّا ٨٤
يَوْمَ نَحْشُرُ ٱلْمُتَّقِينَ إِلَى ٱلرَّحْمَـٰنِ وَفْدًا ٨٥ وَنَسُوقُ ٱلْمُجْرِمِينَ
إِلَىٰ جَهَنَّمَ وِرْدًا ٨٦ لَّا يَمْلِكُونَ ٱلشَّفَـٰعَةَ إِلَّا مَنِ ٱتَّخَذَ عِندَ
ٱلرَّحْمَـٰنِ عَهْدًا ٨٧ وَقَالُوا۟ ٱتَّخَذَ ٱلرَّحْمَـٰنُ وَلَدًا ٨٨ لَّقَدْ
جِئْتُمْ شَيْـًٔا إِدًّا ٨٩ تَكَادُ ٱلسَّمَـٰوَٰتُ يَتَفَطَّرْنَ مِنْهُ
وَتَنشَقُّ ٱلْأَرْضُ وَتَخِرُّ ٱلْجِبَالُ هَدًّا ٩٠ أَن دَعَوْا۟ لِلرَّحْمَـٰنِ وَلَدًا
٩١ وَمَا يَنۢبَغِى لِلرَّحْمَـٰنِ أَن يَتَّخِذَ وَلَدًا ٩٢ إِن كُلُّ مَن فِى
ٱلسَّمَـٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ إِلَّآ ءَاتِى ٱلرَّحْمَـٰنِ عَبْدًا ٩٣ لَّقَدْ أَحْصَىٰهُمْ
وَعَدَّهُمْ عَدًّا ٩٤ وَكُلُّهُمْ ءَاتِيهِ يَوْمَ ٱلْقِيَـٰمَةِ فَرْدًا ٩٥



(77) Эй Паёмбар, оё касеро дидӣ, ки ба ҳуҷҷатҳои Мо кофир шуда, ваъдаи уқубати рӯзи қиёматро инкор кард ва гуфт: “**Агар бимирам ва боз зинда гардонида шавам, бегумон ба ман мол ва фарзандони зиёд дода мешавад**.”
(78) Оё ӯ аз ғайб огоҳӣ дорад, ки бар асоси он чунин мегӯяд?! Ё аз назди Парвардигораш паймон гирифтааст, ки ӯро ҳатман ба биҳишт медарорад ва барояш молу фарзандони зиёд медиҳад?!
(79) Кор он гуна ки ӯ мепиндорад, нест. Бешак, тамоми он чиро, ки мегӯяд ва мекунад, менависем ва ба хотири даъвои ботилаш уқубатро бар уқубаташ афзун месозем.
(80) Ва баъд аз ин ки ӯро ҳалок гардонем, ҳамаи мол ва фарзандони гузоштаашро ба мерос мебарем ва дар рӯзи қиёмат наздамон дар ҳоле танҳо меояд, ки ҳама молу мансаби дар дунё доштааш аз вай ситонида шудааст.
(81) Ва мушрикон барои ибодати хештан ҷуз Аллоҳ (ч) маъбудҳоро гирифтаанд, то ин маъбудҳо онҳоро пуштибон ва ёваре бошанд, ки бо мададашон соҳиби иззат гарданд.
(82) Воқеият он гуна ки мушрикон мепиндоранд, нест. Ба зудӣ ин маъбудҳое, ки мушрикон ғайри Аллоҳ (ч) мепарастанд, ибодаташонро инкор карда, аз онҳо безорӣ ҷуста, душманашон хоҳанд шуд.
(83) Эй Паёмбар, оё надидӣ, ки Мо шайтонҳоро фиристода, онҳоро бар кофирон мусаллат сохтем? Шайтонҳо кофиронро ба анҷоми гуноҳ ва манъи мардум аз дини Худо сахт ба ҷӯш меоранд.
(84) Пас, эй Паёмбар, аз Аллоҳ (ч) зудтар ҳалок кардани мушрикон ва кофиронро маталаб. Ба дурустӣ ки Мо умри онҳоро ба таври дақиқ шумор мекунем. Чун мӯҳлаташон анҷом шавад, онҳоро ҷазо медиҳем.
(85) Ва эй Паёмбар, рӯзи қиёматро ёд кун, ки бандагони ботақворо ба монанди меҳмонони обрӯманд савори маркабҳои махсус, бо иззату икром ба сӯи Парвардигори Меҳрубонашон ҷамъ месозем.
(86) Ва кофиронро дар ҳоле ки ташнаанд, ба сӯи дӯзах меронем.
(87) Ин ҷамоаи кофирон барои баъзеи дигарашон соҳиби шафоат нестанд, ҷуз касе, ки дар дунё бо имон овардан ба Худои Меҳрубон ва паёмбаронаш аз назди Ӯ паймон гирифтааст.
(88) Ва қавми яҳуду насоро ва баъзеи мушрикон мегӯянд: “**Аллоҳи Меҳрубон барои Худ фарзанд гирифтааст.**”
(89) Эй соҳибони ин сухан, ба дурустӣ ки шумо сухани бағоят зишт гуфтед.
(90) Аз ин сухани зиштатон осмонҳо қариб бишикофад ва замин аз он битаркад ва кӯҳҳо пора-пора шуда бирезанд.
(91) Ин ҳама барои он аст, ки онҳо ба Худои Меҳрубон фарзандро нисбат додаанд. Аллоҳ (ч) аз ин даъвои ботили мушрикон пок аст.
(92) Ва барои Худои Меҳрубон лоиқ нест, ки фарзанд гирад. Чунки Ӯ аз доштани фарзанд пок аст.
(93) Касе дар осмонҳо ва замин аз фариштагон, инсонҳо ва ҷинҳо нест, магар он ки рӯзи қиёмат бо фурӯтанӣ ва изҳори аҷз назди Худои Меҳрубон меояд.
(94) Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) бо илми Хеш онҳоро иҳота карда ва онҳоро дақиқ шуморидааст. Барои ҳамин ҳеҷ корашон аз Худо махфӣ намебошад.
(95) Ва ҳар кадоми онҳо рӯзи қиёмат назди Парвардигораш танҳо меояд. Мададрасон ва доровӣ надорад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима ба бехирадии шахси кофир, содагии андешааш, таманнои орзӯҳои ширин далолат мекунад, аммо рӯзи охират тамоман баръакси таманниёташро меёбад;
2.Аллоҳ (ч) шайтонҳоро ба воситаи иғвогарӣ, таҳрик намудан ба сӯи бадкорӣ, берун кардан аз ибодат ба сӯи гуноҳ бар кофирон ҳукмфармо гардонидааст;
3.Шахсони соҳиби фазлу донишу тақво рӯзи қиёмат бо иҷозати Парвардигор шафоат мекунанд.

إِنَّ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ سَيَجۡعَلُ لَهُمُ
ٱلرَّحۡمَٰنُ وُدّٗا ٩٦ فَإِنَّمَا يَسَّرۡنَٰهُ بِلِسَانِكَ لِتُبَشِّرَ بِهِ
ٱلۡمُتَّقِينَ وَتُنذِرَ بِهِۦ قَوۡمٗا لُّدّٗا ٩٧ وَكَمۡ أَهۡلَكۡنَا قَبۡلَهُم
مِّن قَرۡنٍ هَلۡ تُحِسُّ مِنۡهُم مِّنۡ أَحَدٍ أَوۡ تَسۡمَعُ لَهُمۡ رِكۡزَۢا ٩٨

ترتيبها ٢٠ — سُورَةُ طه — آياتها ١٣٥

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

الحزب ٣٢
طه ١ مَآ أَنزَلۡنَا عَلَيۡكَ ٱلۡقُرۡءَانَ لِتَشۡقَىٰٓ ٢ إِلَّا تَذۡكِرَةٗ
لِّمَن يَخۡشَىٰ ٣ تَنزِيلٗا مِّمَّنۡ خَلَقَ ٱلۡأَرۡضَ وَٱلسَّمَٰوَٰتِ ٱلۡعُلَى ٤
ٱلرَّحۡمَٰنُ عَلَى ٱلۡعَرۡشِ ٱسۡتَوَىٰ ٥ لَهُۥ مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَا فِي
ٱلۡأَرۡضِ وَمَا بَيۡنَهُمَا وَمَا تَحۡتَ ٱلثَّرَىٰ ٦ وَإِن تَجۡهَرۡ بِٱلۡقَوۡلِ
فَإِنَّهُۥ يَعۡلَمُ ٱلسِّرَّ وَأَخۡفَى ٧ ٱللَّهُ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا هُوَۖ لَهُ ٱلۡأَسۡمَآءُ
ٱلۡحُسۡنَىٰ ٨ وَهَلۡ أَتَىٰكَ حَدِيثُ مُوسَىٰٓ ٩ إِذۡ رَءَا نَارٗا
فَقَالَ لِأَهۡلِهِ ٱمۡكُثُوٓاْ إِنِّيٓ ءَانَسۡتُ نَارٗا لَّعَلِّيٓ ءَاتِيكُم مِّنۡهَا بِقَبَسٍ
أَوۡ أَجِدُ عَلَى ٱلنَّارِ هُدٗى ١٠ فَلَمَّآ أَتَىٰهَا نُودِيَ يَٰمُوسَىٰٓ ١١ إِنِّيٓ
أَنَا۠ رَبُّكَ فَٱخۡلَعۡ نَعۡلَيۡكَ إِنَّكَ بِٱلۡوَادِ ٱلۡمُقَدَّسِ طُوٗى ١٢



96 Бешак, касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон оварда ва амалҳои шоиста анҷом медиҳанд, Аллоҳи Меҳрубон дӯсташон хоҳад дошт ва дар қалби бандагонаш муҳаббаташонро ҷой хоҳад дод.
97 Пас, эй Паёмбар, ба дурустӣ ки Мо ин Қуръонро бо забони ту фуруд овардем ва осонаш сохтем, то бо ин Китоб бандагони ботақворо мужда бидиҳӣ ва қавми дар хусумат ва напазируфтани ҳақ сарсахтро аз азоб битарсонӣ.
98 Ва адади умматҳое, ки пеш аз қавмат ҳалокашон гардонидем, ниҳоят зиёд аст. Пас оё имрӯз аз он умматҳо касеро меёбӣ?! Ё аз онҳо садои пинҳонеро мешунавӣ?! Он укубате, ки ба умматҳои қаблӣ расид /**вақте Парвардигор хоҳад**/, ба дигарон низ мерасад.

### СУРАИ "ТОҲО"
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА АЗ РӮИ ТАРТИБ БИСТУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ ДОРОИ ЯКСАДУ СИВУ ПАНҶ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**
Қувват додани Паёмбари Худо (а) барои бардоштани масъулияти нубувват ва сабр кардан дар ин роҳи пурзаҳмат.

**Тафсир:**
1 "**То. Ҳо.**" Дар оғози сураи Бақара сухан оиди шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.
2 Эй Паёмбар, Мо Қуръонро бар ту нафиристодаем, ки бо ғамгин гаштанат барои имон наовардани қавмат сабаби ранҷат гардад.
3 Бешак, онро онро нозил намудем, то барои бандагоне, ки Аллоҳ (ч) ба онҳо тавфиқи тарс аз Худро додааст, панде бошад.
4 Қуръон аз ҷониби Парвардигоре фуруд омадааст, ки замин ва осмонҳои баландро офаридааст. Қуръон Китоби азим аст, зеро аз сӯи Парвардигори Боазамат нозил шудааст.
5 Худои Меҳрубон чунончи лоиқи Зоти Ӯст, бар Арш баромад.
6 Ҳамаи мавҷудоти осмонҳову замин ва мавҷудоти байни онҳо ва мавҷудоти зери хок аз нигоҳи офариниш, моликият ва чорасозӣ танҳо аз Аллоҳ (ч) аст.
7 Ва эй Паёмбар, агар ту суханро ошкор ё пинҳон бикунӣ, пас ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) онро медонад. Зеро Ӯ сир ва он чиро ба монанди рози дил, ки аз сир ҳам махфитар аст, медонад. Чизе аз Парвардигор махфӣ намемонад.
8 Аллоҳ (ч) Маъбуди барҳақ аст, ҷуз Ӯ дигар маъбуди барҳақ нест. Номҳои дар зебоӣ бағоят комил танҳо аз Ӯст.
9 Ва эй Паёмбар, ҳамоно хабари Мӯсои писари Имрон (а) бароят омадааст.
10 Он гоҳ, ки дар сафараш оташеро дид, пас ба хонаводааш гуфт: "**Дар ҳамин ҷоятон бимонед. Ҳамоно ман оташеро дидам. Шояд бароятон аз он оташ шӯълае биёрам, ё раҳнамое пайдо кунам**."
11 Пас, чун вай назди оташ омад, Аллоҳ (ч) ӯро садо карда гуфт: "**Эй Мӯсо,-**
12 **бешак, Ман Парвардигори туям. Пас ба хотири омодагии муноҷот бо Ман кафшҳоятро аз поят бикаш. Зеро яқинан ту дар сарзамини муқаддаси "Туво" қарор дорӣ.-**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**
1.Мақсад аз нузули Қуръони карим ранҷ додани нафс дар ибодат ва машаққати он нест. Балки Қуръон Китоби панд буда, касоне, ки аз Парвардигорашон метарсанд, аз он фоида мегиранд;
2.Худо офариниш ва амрро бо ҳам якҷо овардааст. Барои ҳамин чуноне, ки офариданаш аз ҳикмат берун нест, ҳамин тавр амру наҳйи Ӯ дар меҳвари адолат ва ҳикмат давр мезанад;
3.Шавҳар бояд ҳамсари худро бо ғизо, манзили истиқоматӣ ва дар сардӣ омодасозии василаҳои гармидиҳӣ таъмин намояд.

وَأَنَا ٱخۡتَرۡتُكَ فَٱسۡتَمِعۡ لِمَا يُوحَىٰٓ ١٣ إِنَّنِيٓ أَنَا ٱللَّهُ لَآ إِلَٰهَ إِلَّآ أَنَا۠
فَٱعۡبُدۡنِي وَأَقِمِ ٱلصَّلَوٰةَ لِذِكۡرِيٓ ١٤ إِنَّ ٱلسَّاعَةَ ءَاتِيَةٌ
أَكَادُ أُخۡفِيهَا لِتُجۡزَىٰ كُلُّ نَفۡسِۭ بِمَا تَسۡعَىٰ ١٥ فَلَا يَصُدَّنَّكَ
عَنۡهَا مَن لَّا يُؤۡمِنُ بِهَا وَٱتَّبَعَ هَوَىٰهُ فَتَرۡدَىٰ ١٦ وَمَا تِلۡكَ
بِيَمِينِكَ يَٰمُوسَىٰ ١٧ قَالَ هِيَ عَصَايَ أَتَوَكَّؤُاْ عَلَيۡهَا
وَأَهُشُّ بِهَا عَلَىٰ غَنَمِي وَلِيَ فِيهَا مَـَٔارِبُ أُخۡرَىٰ ١٨ قَالَ أَلۡقِهَا
يَٰمُوسَىٰ ١٩ فَأَلۡقَىٰهَا فَإِذَا هِيَ حَيَّةٞ تَسۡعَىٰ ٢٠ قَالَ خُذۡهَا
وَلَا تَخَفۡۖ سَنُعِيدُهَا سِيرَتَهَا ٱلۡأُولَىٰ ٢١ وَٱضۡمُمۡ يَدَكَ
إِلَىٰ جَنَاحِكَ تَخۡرُجۡ بَيۡضَآءَ مِنۡ غَيۡرِ سُوٓءٍ ءَايَةً أُخۡرَىٰ ٢٢ لِنُرِيَكَ
مِنۡ ءَايَٰتِنَا ٱلۡكُبۡرَى ٢٣ ٱذۡهَبۡ إِلَىٰ فِرۡعَوۡنَ إِنَّهُۥ طَغَىٰ ٢٤ قَالَ
رَبِّ ٱشۡرَحۡ لِي صَدۡرِي ٢٥ وَيَسِّرۡ لِيٓ أَمۡرِي ٢٦ وَٱحۡلُلۡ عُقۡدَةٗ مِّن
لِّسَانِي ٢٧ يَفۡقَهُواْ قَوۡلِي ٢٨ وَٱجۡعَل لِّي وَزِيرٗا مِّنۡ أَهۡلِي ٢٩ هَٰرُونَ
أَخِي ٣٠ ٱشۡدُدۡ بِهِۦٓ أَزۡرِي ٣١ وَأَشۡرِكۡهُ فِيٓ أَمۡرِي ٣٢ كَيۡ نُسَبِّحَكَ
كَثِيرٗا ٣٣ وَنَذۡكُرَكَ كَثِيرًا ٣٤ إِنَّكَ كُنتَ بِنَا بَصِيرٗا ٣٥ قَالَ قَدۡ
أُوتِيتَ سُؤۡلَكَ يَٰمُوسَىٰ ٣٦ وَلَقَدۡ مَنَنَّا عَلَيۡكَ مَرَّةً أُخۡرَىٰٓ ٣٧



(13) **Ва эй Мӯсо, Ман туро барои таблиғи паёмам баргузидаам. Пас ба он чи ба ту пайғом мефиристам, бо диққат гӯш андоз.**
(14) **Ба дурустӣ, Ман Аллоҳ ҳастам, ғайри Ман дигар маъбуди барҳақ вуҷуд надорад. Пас танҳо Маро бипараст ва ба хотири ёди Ман намозро дар комилтарин сурат бихон.**
(15) **Ҳамоно қиёмат омаданӣ ва воқеъшаванда аст. Мехоҳам, ки вақти онро пинҳон дорам, то ҳар кас дар бадали он чи аз некӣ ё бадӣ мекунад, ҷазо дода шавад. Касе вақти қиёматро намедонад. Бандагон тавассути паёмбар танҳо нишонаҳои онро медонанд.**
(16) **Пас набояд касе, ки ба қиёмат имон надорад ва аз хоҳиши нафсаш пайравӣ кардааст, туро аз имон ба он рӯз ва бо кори нек омода шудан баргардонад. Зеро агар чунин кардӣ, ҳалок мешавӣ.**
(17) **Ва эй Мӯсо, ин чизе, ки дар дасти рости туст, чист?"**
(18) Мӯсо (а) гуфт: "**Ин асои ман аст, ҳангоми роҳ гаштан бар он такя мекунам ва бо он дарахтонро мезанам, то баргҳояшон барои гӯсфандонам бирезад ва маро дар он ҷуз ин фоидаҳои бисёр аст.**"
(19) Аллоҳ (ч) гуфт: "**Эй Мӯсо, онро биафкан.**"
(20) Пас Мӯсо (а) асоро ба замин афканд. Пас он ногаҳон ба море табдил гашт, ки босуръат ва сабукӣ дар замин ҳаракат мекард.
(21) Аллоҳ (ч) ба Мӯсо (а) гуфт: "**Асоро бигир ва аз ин ки он ба шакли мор табдил ёфт, матарс. Чун онро бигирӣ, Мо зуд ба ҳоли аввалааш бармегардонем.-**
(22) **Ва дастатро ба зери бағалат бар, то ҳамчун аломати дуюми исботгари нубувватат, бе бемории песӣ сафеду дурахшон берун шавад.-**
(23) **Эй Мӯсо, Мо ин ду аломатро нишон додем, то ба ту баъзе аз аломатҳоеро нишон диҳем, ки бузургии қудрати Мо ва ҳақиқат доштани рисолати туро исбот мекунад.-**
(24) **Эй Мӯсо, назди Фиръавн бирав. Ба дурустӣ ки ӯ дар куфр ва саркашӣ аз итоати Парвардигор аз ҳад гузаштааст.**"
(25) Мӯсо (а) гуфт: "**Эй Парвардигорам, синаамро фарох бисоз, то озору азиятро таҳаммул карда тавонам.**
(26) **Ва корамро осон намо.**
(27) **Ва ба ман барои талаффузи каломи фасеҳ тавоноӣ бахш,-**
(28) **то ваке пайғоми Туро ба онҳо расонам, гапамро фаҳманд.**
(29) **Ва бароям аз аҳли хонадонам ёваре қарор бидеҳ, ки маро дар корҳоям кӯмак расонад.**
(30) **Бародарам Ҳоруни писари Имронро ёварам гардон.**
(31) **Ба воситаи вай камари маро мустаҳкам бисоз.**
(32) **Ва ӯро дар рисолат шарикам кун,-**
(33) **то Туро ба покӣ бештар ёд намоем-**
(34) **ва Туро зиёдтар зикр кунем.**
(35) **Яқинан Ту моро мебинӣ, ҳеҷ кори мо аз Ту пӯшида нест.**"
(36) Аллоҳ (ч) гуфт: "**Эй Мӯсо, Мо ба ту он чиро хостӣ, додем.**
(37) **Ва ҳамоно ба ту як бори дигар лутфу эҳсон намудем.**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бо диққат гӯш кардани корҳои муҳим воҷиб ва муҳимтарин корҳо, пайғоми аз назди Аллоҳ таоло нозилшуда аст;

2.Нахустин пайғоми Мӯсо (а) шомили ду асли асосӣ дар боби ақида аст: якум, иқрори тавҳиди Аллоҳ таоло ва имон ба рӯзи қиёмат, дуюм, намоз, ки баъди имон муҳимтарин фарзи Худо ба ҳисоб меравад;

3.Барои расидан ба мақсад, ҳамкорӣ миёни даъватгарон зарур аст. Худованд Ҳоруни бародари Мӯсо (а)-ро паёмбар гардонид, то дар адои рисолати илоҳӣ ба вай кӯмак расонад;

4.Оятҳои карима баёнгари онанд, ки маҳорат доштани даъватгар барои фаҳмонидани даъватшавандагон аҳамияти зиёд дорад.


الجزء السادس عشر
سورة طه

إِذۡ أَوۡحَيۡنَآ إِلَىٰٓ أُمِّكَ مَا يُوحَىٰٓ ٣٨ أَنِ ٱقۡذِفِيهِ فِي ٱلتَّابُوتِ فَٱقۡذِفِيهِ
فِي ٱلۡيَمِّ فَلۡيُلۡقِهِ ٱلۡيَمُّ بِٱلسَّاحِلِ يَأۡخُذۡهُ عَدُوّٞ لِّي وَعَدُوّٞ لَّهُۥۚ وَأَلۡقَيۡتُ
عَلَيۡكَ مَحَبَّةٗ مِّنِّي وَلِتُصۡنَعَ عَلَىٰ عَيۡنِيٓ ٣٩ إِذۡ تَمۡشِيٓ أُخۡتُكَ فَتَقُولُ
هَلۡ أَدُلُّكُمۡ عَلَىٰ مَن يَكۡفُلُهُۥۖ فَرَجَعۡنَٰكَ إِلَىٰٓ أُمِّكَ كَيۡ تَقَرَّ عَيۡنُهَا
وَلَا تَحۡزَنَۚ وَقَتَلۡتَ نَفۡسٗا فَنَجَّيۡنَٰكَ مِنَ ٱلۡغَمِّ وَفَتَنَّٰكَ فُتُونٗاۚ
فَلَبِثۡتَ سِنِينَ فِيٓ أَهۡلِ مَدۡيَنَ ثُمَّ جِئۡتَ عَلَىٰ قَدَرٖ يَٰمُوسَىٰ ٤٠
وَٱصۡطَنَعۡتُكَ لِنَفۡسِي ٤١ ٱذۡهَبۡ أَنتَ وَأَخُوكَ بِـَٔايَٰتِي وَلَا
تَنِيَا فِي ذِكۡرِي ٤٢ ٱذۡهَبَآ إِلَىٰ فِرۡعَوۡنَ إِنَّهُۥ طَغَىٰ ٤٣ فَقُولَا لَهُۥ قَوۡلٗا
لَّيِّنٗا لَّعَلَّهُۥ يَتَذَكَّرُ أَوۡ يَخۡشَىٰ ٤٤ قَالَا رَبَّنَآ إِنَّنَا نَخَافُ أَن يَفۡرُطَ
عَلَيۡنَآ أَوۡ أَن يَطۡغَىٰ ٤٥ قَالَ لَا تَخَافَآۖ إِنَّنِي مَعَكُمَآ أَسۡمَعُ وَأَرَىٰ
٤٦ فَأۡتِيَاهُ فَقُولَآ إِنَّا رَسُولَا رَبِّكَ فَأَرۡسِلۡ مَعَنَا بَنِيٓ إِسۡرَٰٓءِيلَ
وَلَا تُعَذِّبۡهُمۡۖ قَدۡ جِئۡنَٰكَ بِـَٔايَةٖ مِّن رَّبِّكَۖ وَٱلسَّلَٰمُ عَلَىٰ مَنِ ٱتَّبَعَ
ٱلۡهُدَىٰٓ ٤٧ إِنَّا قَدۡ أُوحِيَ إِلَيۡنَآ أَنَّ ٱلۡعَذَابَ عَلَىٰ مَن كَذَّبَ
وَتَوَلَّىٰ ٤٨ قَالَ فَمَن رَّبُّكُمَا يَٰمُوسَىٰ ٤٩ قَالَ رَبُّنَا ٱلَّذِيٓ أَعۡطَىٰ
كُلَّ شَيۡءٍ خَلۡقَهُۥ ثُمَّ هَدَىٰ ٥٠ قَالَ فَمَا بَالُ ٱلۡقُرُونِ ٱلۡأُولَىٰ ٥١

٣١٤

38 Он гоҳ, ки ба модарат илҳом фиристодем он чи ба вай илҳом фиристода шуд, ки Аллоҳ (ч) туро аз шарри Фиръавн ҳифз мекунад

39 Чун ба модарат илҳом фиристодем, ӯро ба ин мазмун дастур додем, ки фарзандатро баъди вилодат дар сандуқ гузор ва сандуқро ба дарё афкан, пас, дарё ба зудӣ ӯро бо фармони Мо ба соҳил меафканад, баъд аз ин Фиръавн, ки душмани Ман ва душмани ӯст, ӯро мегирад. Ва эй Мӯсо, бар ту аз ҷониби Худ муҳаббат гузоштам, то мардум туро дӯст доранд ва то дар сояи ҳифзу нигаҳбониам парвариш биёбӣ.

40 Он гоҳ, ки хоҳарат аз дунболат рафт. Ҳар вақте сандуқ ҳаракат мекард, вай низ аз пасаш мерафт ва онро дунбол менамуд. Пас вай ба касоне, ки кӯдаки даруни сандуқро гирифтанд, гуфт: “**Оё шуморо ба сӯи шахсе раҳнамоӣ бикунам, ки ин тифлро нигоҳубин мекунад, шир медиҳад ва парвариш менамояд?**” Пас бо баргардо-ниданат ба назди модарат бар ту лутфу эҳсон намудем, то аз бозгаштат ба наздаш шоду масрур шуда ва ба хотири ту ғамгин нашавад. Ва марди қибтии бо мушт задаатро ба қатл расонидӣ. Пас Мо бар ту бо наҷот доданат аз муҷозот эҳсон намудем ва туро пай дар пай аз ҳар санҷише, ки бо он дучор шудӣ, раҳонидем. Пас аз он сарзамин берун шудӣ ва назди аҳли Мадян солҳо истодӣ, сипас эй Мӯсо, дар вақте, ки барои гуфтугӯ бо ту муқаддар гашта буд, ба макони гуфтугӯ бо Парвардигорат омадӣ.

41 Ва туро баргузидам, то паёмбари Ман бошӣ, пайғоми Маро ба мардум бирасонӣ.

42 Эй Мӯсо, ту ва бародарат Ҳорун бо аломатҳои далолаткунанда бар қудрат ва ваҳдонияти илоҳӣ биравед ва аз даъват кардани мардум ба сӯи Ман ва аз зикри Ман сустӣ накунед.

43 Ҳарду назди Фиръавн биравед. Зеро вай дар куфр ва саркашӣ аз итоати Аллоҳ (ч) дар ҳақиқат аз ҳад гузаштааст.

44 Пас бо вай сухани нарм бигӯед, ба умеди он ки панд мегирад ва аз Аллоҳ (ч) тарсида, тавба мекунад.

45 Мӯсо (а) ва Ҳорун (а) гуфтанд: “**Эй Парвардигори мо, ҳамоно мо хавф дорем, ки қабл аз он ки даъвати ӯро ба анҷом расонем, зуд моро муҷозот кунад, ё бо роҳи қатл ва дигар роҳҳо дар ситам бар мо аз ҳад гузарад.**”

46 Аллоҳ (ч) ба онҳо гуфт: “**Натарсед. Яқинан Ман бо кӯмак ва дастгириам ҳамроҳи шумоям. Он чи миёни шумову Фиръавн рух медиҳад, мешунавам ва мебинам.**

47 **Пас наздаш рафта, ба вай бигӯед**: “**Эй Фиръавн, ҳамоно мо паёмбарони Парвардигори туем. Пас Бани Исроилро ҳамроҳамон бифирист ва онҳоро бо куштани писарон ва зинда гузоштани занонашон шиканҷа макун. Бешак, мо аз назди Парвардигорат ҳуҷҷатеро овардаем, ки ростгӯиамонро нишон медиҳад. Ва касе аз азоби илоҳӣ эмин аст, ки имон меорад ва аз ҳидояти Аллоҳ (ч) пайравӣ мекунад.**

48 **Бешак, Аллоҳ (ч) бар мо пайғом фиристодааст, ки ҳамоно азоби илоҳӣ дар дунё ва охират бар касест, ки оятҳои Аллоҳ (ч)-ро дурӯғ ҳисобида ва аз ойини паёмбарон рӯй мегардонад.**”

49 Фиръавн бо мақсади инкори дини овардаи Мӯсову Ҳорун (а) гуфт: “**Эй Мӯсо, пас он Парвардигоратон, ки чуноне даъво доред, шуморо ба сӯи ман фиристодааст, кист?**”

50 Мӯсо (а) гуфт: “**Парвардигори мо он Зоте аст, ки ба ҳар чиз сурат ва шакли муносиб дода, сипас ҳар як махлуқро ба вазифаи хосаш раҳнамоӣ намудааст.**”

51 Фиръавн гуфт: “**Пас ҳоли умматҳои гузашта ба мисли қавми Нӯҳ, Ҳуд, Лут ва ғайра, ки кофир буданд, чист?**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои карима ифодагари таваҷҷӯҳи махсуси Парвардигор ба Мӯсо (а) ва дигар паёмбарон аст. Ворисони онҳо низ вобаста ба андозаи муносибаташон бо Аллоҳ таоло аз ин таваҷҷӯҳи илоҳӣ баҳраманд ҳастанд;

2.Кӯшиш кардани ҳар як махлуқ барои касби манфиат ва аз худ дур сохтани зарар аз ҷумлаи ҳидояти умумии мавҷудот аст;

3.Оятҳои муборака фазилати амри маъруф ва наҳйи мункарро баён карда, таъкид мекунад, ки бояд дар он аз нармӣ истифода бурда шавад;

4. Илми ғайби гузашта, имрӯза ва ояндаро Аллоҳ (ч) медонад.

قَالَ عِلْمُهَا عِندَ رَبِّي فِي كِتَٰبٍۖ لَّا يَضِلُّ رَبِّي وَلَا يَنسَى ٥٢ ٱلَّذِي
جَعَلَ لَكُمُ ٱلۡأَرۡضَ مَهۡدٗا وَسَلَكَ لَكُمۡ فِيهَا سُبُلٗا وَأَنزَلَ مِنَ
ٱلسَّمَآءِ مَآءٗ فَأَخۡرَجۡنَا بِهِۦٓ أَزۡوَٰجٗا مِّن نَّبَاتٖ شَتَّىٰ ٥٣ كُلُواْ
وَٱرۡعَوۡاْ أَنۡعَٰمَكُمۡۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَٰتٖ لِّأُوْلِي ٱلنُّهَىٰ ٥٤ ۞ مِنۡهَا
خَلَقۡنَٰكُمۡ وَفِيهَا نُعِيدُكُمۡ وَمِنۡهَا نُخۡرِجُكُمۡ تَارَةً أُخۡرَىٰ ٥٥ وَلَقَدۡ
أَرَيۡنَٰهُ ءَايَٰتِنَا كُلَّهَا فَكَذَّبَ وَأَبَىٰ ٥٦ قَالَ أَجِئۡتَنَا لِتُخۡرِجَنَا
مِنۡ أَرۡضِنَا بِسِحۡرِكَ يَٰمُوسَىٰ ٥٧ فَلَنَأۡتِيَنَّكَ بِسِحۡرٖ مِّثۡلِهِۦ
فَٱجۡعَلۡ بَيۡنَنَا وَبَيۡنَكَ مَوۡعِدٗا لَّا نُخۡلِفُهُۥ نَحۡنُ وَلَآ أَنتَ مَكَانٗا
سُوٗى ٥٨ قَالَ مَوۡعِدُكُمۡ يَوۡمُ ٱلزِّينَةِ وَأَن يُحۡشَرَ ٱلنَّاسُ ضُحٗى
٥٩ فَتَوَلَّىٰ فِرۡعَوۡنُ فَجَمَعَ كَيۡدَهُۥ ثُمَّ أَتَىٰ ٦٠ قَالَ لَهُم
مُّوسَىٰ وَيۡلَكُمۡ لَا تَفۡتَرُواْ عَلَى ٱللَّهِ كَذِبٗا فَيُسۡحِتَكُم بِعَذَابٖۖ
وَقَدۡ خَابَ مَنِ ٱفۡتَرَىٰ ٦١ فَتَنَٰزَعُوٓاْ أَمۡرَهُم بَيۡنَهُمۡ وَأَسَرُّواْ
ٱلنَّجۡوَىٰ ٦٢ قَالُوٓاْ إِنۡ هَٰذَٰنِ لَسَٰحِرَٰنِ يُرِيدَانِ أَن يُخۡرِجَاكُم
مِّنۡ أَرۡضِكُم بِسِحۡرِهِمَا وَيَذۡهَبَا بِطَرِيقَتِكُمُ ٱلۡمُثۡلَىٰ ٦٣
فَأَجۡمِعُواْ كَيۡدَكُمۡ ثُمَّ ٱئۡتُواْ صَفّٗاۚ وَقَدۡ أَفۡلَحَ ٱلۡيَوۡمَ مَنِ ٱسۡتَعۡلَىٰ ٦٤

الحزب ٣٢



52 Мӯсо (а) ба Фиръавн гуфт: “**Илми ҳоли умматҳои пешина назди Парвардигорам дар Лавҳи Маҳфуз сабт аст. Парвардигорам дар донистани ҳоли онҳо хато намекунад ва он чиро дар бораи онҳо медонад, фаромӯш намесозад.-**

53 **Он Парвардигорам, ки заминро бароятон бо мақсади рӯи он зистан ба монанди гаҳвора сохт ва бароятон дар он роҳҳои шоистаи роҳравӣ қарор дод ва аз осмон оби борон фуруд овард, пас бо он об навъҳои гуногуни растаниҳоро берун овард**.”

54 Эй мардум, аз неъматҳои поке, ки барои шумо берун овардем, бихӯред ва чаҳорпоёни худро бичаронед. Бегумон дар ин неъматҳои зикршуда барои шахсони соҳибақл далелҳои исботкунандаи қудрат ва ваҳдонияти илоҳӣ аст.

55 Мо падаратон Одам (а)-ро аз хоки замин офаридем ва вақте мемиред, бо роҳи дафн карданатон шуморо ба замин бармегардонем ва рӯзи қиёмат бори дигар шуморо аз он зинда берун месозем.

56 Ва ба дурустӣ, Мо барои Фиръавн ҳамаи нӯҳ нишонаи қудрати Худро ошкор сохтем, вай онро мушоҳида карда, пас дурӯғ шуморид ва аз имон овардан сарпечӣ намуд.

57 Фиръавн гуфт: “**Эй Мӯсо, оё наздамон барои он омадаӣ, ки моро бо роҳи ҷодуи овардаат аз Миср берун бикунӣ ва подшоҳии он барои ту бимонад?-**

58 Пас эй Мӯсо, бегумон бароят ба монанди ҷодуи овардаат ҷоду морем. Пас байни мо ва байни худ замону маконеро муайян кун, ки на мо ва на ту ба ваъдаи додаамон хилоф накунем ва фосилаи он макон байни ҳарду гурӯҳ баробар бошад.

59 Мӯсо (а) ба Фиръавн гуфт: “**Ваъдагоҳи мову шумо рӯзи ид аст, ки мардум худро ороиш медиҳанд ва дар вақти чошт барои ҷашни идашон ҷамъ мешаванд.**”

60 Пас Фиръавн пушт баргардонида рафт, ҳама ҳилаи худро ҷамъ кард. Сипас барои алайҳи Мӯсо (а) пирӯз гаштан дар замону макони таъйиншуда омада, ҳозир шуд.

61 Мӯсо (а) ҷодугарони Фиръавнро насиҳат карда гуфт: “**Вой бар шумо! Эҳтиёт шавед! Бо роҳи ҷодуе, ки мардумро мефиребед, бар Аллоҳ (ч) дурӯғ набофед, ки Парвардигор шуморо бо уқубате аз назди Хеш решакан месозад. Ва ҳамоно ҳар ки бар Аллоҳ (ч) дурӯғ мебофад, зиён дида, ба ҳадафи худ намерасад.**”

62 Пас чун ҷодугарон гапи Мӯсо (а)-ро шуниданд, бо якдигар ба мунокиша пардохтанд ва дар миёни худ пинҳонӣ гӯшакӣ карданд.

63 Баъзе ҷодугарон ба баъзеашон пинҳонӣ гуфтанд: “**Ба дурустӣ ки Мӯсо ва Ҳорун ҷодугаранд, бо ҷодуи овардаашон мехоҳанд, ки шуморо аз сарзамини Миср берун кунанд ва равишу мазҳаби дар дунё олитарин ва волотаринатонро аз миён баранд.**

64 **Пас коратонро устувор созед ва ба ихтилоф роҳ надиҳед, бо ҳам муттаҳид бошед, сипас саф зада, пеш равед, ҳар чи доред, якбора биафканед ва ҳамоно имрӯз ҳар кас бар зидди душманаш пирӯз шавад, ба хостаи дилаш ноил мегардад.**”

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Берун сохтани навъҳои гиёҳони мухталиф аз замин далел бар қудрати илоҳӣ ва мавҷудияти Созанда аст;

2.Дар оятҳои муборака барои исботи зиндашавии баъд аз марг ду далели ақлии возеҳ омадааст: **берунсозии** нabotот аз замин баъди мурдани табиат, **берунсозӣ** ва халқ кардани бандагон аз он;

3.Куфри Фиръавн аз саркашӣ ва якравӣ буд, зеро вай оятҳоро бо чашми худ мушоҳида карда, ботинан ба он қаноат ҳосил намуд;

4.Мӯсо (а) барои мубориза рӯзи идро баргузид, то назди мардум дини Худо ғолиб, куфр саркуб ва хабари мағлубияти Фиръавну лашкариёнаш дар ҳама ҷо паҳн шавад.

قَالُواْ يَٰمُوسَىٰٓ إِمَّآ أَن تُلۡقِيَ وَإِمَّآ أَن نَّكُونَ أَوَّلَ مَنۡ أَلۡقَىٰ ٦٥ قَالَ بَلۡ
أَلۡقُواْۖ فَإِذَا حِبَالُهُمۡ وَعِصِيُّهُمۡ يُخَيَّلُ إِلَيۡهِ مِن سِحۡرِهِمۡ أَنَّهَا
تَسۡعَىٰ ٦٦ فَأَوۡجَسَ فِي نَفۡسِهِۦ خِيفَةٗ مُّوسَىٰ ٦٧ قُلۡنَا لَا تَخَفۡ إِنَّكَ
أَنتَ ٱلۡأَعۡلَىٰ ٦٨ وَأَلۡقِ مَا فِي يَمِينِكَ تَلۡقَفۡ مَا صَنَعُوٓاْۖ إِنَّمَا صَنَعُواْ
كَيۡدُ سَٰحِرٖۖ وَلَا يُفۡلِحُ ٱلسَّاحِرُ حَيۡثُ أَتَىٰ ٦٩ فَأُلۡقِيَ ٱلسَّحَرَةُ سُجَّدٗا
قَالُوٓاْ ءَامَنَّا بِرَبِّ هَٰرُونَ وَمُوسَىٰ ٧٠ قَالَ ءَامَنتُمۡ لَهُۥ قَبۡلَ أَنۡ ءَاذَنَ
لَكُمۡۖ إِنَّهُۥ لَكَبِيرُكُمُ ٱلَّذِي عَلَّمَكُمُ ٱلسِّحۡرَۖ فَلَأُقَطِّعَنَّ أَيۡدِيَكُمۡ
وَأَرۡجُلَكُم مِّنۡ خِلَٰفٖ وَلَأُصَلِّبَنَّكُمۡ فِي جُذُوعِ ٱلنَّخۡلِ وَلَتَعۡلَمُنَّ
أَيُّنَآ أَشَدُّ عَذَابٗا وَأَبۡقَىٰ ٧١ قَالُواْ لَن نُّؤۡثِرَكَ عَلَىٰ مَا جَآءَنَا مِنَ
ٱلۡبَيِّنَٰتِ وَٱلَّذِي فَطَرَنَاۖ فَٱقۡضِ مَآ أَنتَ قَاضٍۖ إِنَّمَا تَقۡضِي هَٰذِهِ
ٱلۡحَيَوٰةَ ٱلدُّنۡيَآ ٧٢ إِنَّآ ءَامَنَّا بِرَبِّنَا لِيَغۡفِرَ لَنَا خَطَٰيَٰنَا وَمَآ أَكۡرَهۡتَنَا
عَلَيۡهِ مِنَ ٱلسِّحۡرِۗ وَٱللَّهُ خَيۡرٞ وَأَبۡقَىٰٓ ٧٣ إِنَّهُۥ مَن يَأۡتِ رَبَّهُۥ مُجۡرِمٗا
فَإِنَّ لَهُۥ جَهَنَّمَ لَا يَمُوتُ فِيهَا وَلَا يَحۡيَىٰ ٧٤ وَمَن يَأۡتِهِۦ مُؤۡمِنٗا قَدۡ
عَمِلَ ٱلصَّٰلِحَٰتِ فَأُوْلَٰٓئِكَ لَهُمُ ٱلدَّرَجَٰتُ ٱلۡعُلَىٰ ٧٥ جَنَّٰتُ عَدۡنٖ
تَجۡرِي مِن تَحۡتِهَا ٱلۡأَنۡهَٰرُ خَٰلِدِينَ فِيهَاۚ وَذَٰلِكَ جَزَآءُ مَن تَزَكَّىٰ ٧٦



65 Ҷодугарон ба Мӯсо гуфтанд: “**Эй Мӯсо, аз ду якеро ихтиёр кун. Ё ту нахуст ҷодуи худро меафканӣ ё мо ин корро мекунем.**”

66 Мӯсо (а) гуфт: “**Балки нахуст шумо он чи доред, афканед.**” Ҷодугарон ҷодуи худро афканданд. Пас ногаҳон ресмонҳо ва асоҳои афкандаашон аз сабаби ҷодуи сохтаашон дар назари Мӯсо ба монанди морҳое намуд, ки бо суръат ҳаракат мекард.

67 Пас Мӯсо (а) дар вуҷудаш аз он чи сохтанд, эҳсоси тарс кард.

68 Аллоҳ (ҷ) барои осудахотир кардани Мӯсо (а) гуфт: “**Аз он чи дар назарат намудор шудааст, натарс. Эй Мӯсо, ба дурустӣ ки ту бар онҳо ғолиб мегардӣ.**

69 **Ва асоеро, ки дар дасти рости туст, биафкан, то ба море табдил шавад, ки тамоми ҷодуи сохтаи онҳоро фурӯ барад. Зеро ба дурустӣ ки он чи онҳо сохтаанд, ҷуз макри ҷодугарӣ чизе нест ва ҷодугар ҳар куҷо бошад, ба хостаи дилаш ноил намегардад.**”

70 Мӯсо (а) асои дасташро афканд, он ба шакли мор табдил ёфта, ҳамаи ҷодуи сохтаашонро фурӯ бурд. Пас ҷодугарон ҳамагӣ барои Аллоҳ (ҷ) ба саҷда афтоданд, зеро онҳо яқин ҳосил намуданд, ки кори кардаи Мӯсо (а) ҷоду нест, балки он аз сӯи Парвардигори оламиён аст. Онҳо гуфтанд: “**Ба Парвардигори Мӯсову Ҳорун ва Парвардигори кулли мавҷудот имон овардем.**”

71 Фиръавн имон овардани ҷодугаронро инкор карда, таҳдидомез гуфт: “**Оё қабл аз он ки ман ба шумо рухсат диҳам, ба Мӯсо имон овардед?! Ҳамоно Мӯсо раҳбари шумо соҳирон аст, ки бароятон ҷодугариро таълим додааст. Пас ман бешубҳа дастону пойҳои шуморо якеро аз тарафи рост ва дигареро аз тарафи чап мебурам ва ҷисматонро бар танаҳои дарахти хурмо ба дор меовезам, то бимиред ва барои дигарон дарси ибрат гардед ва бегуфтугӯ, он вақт медонед, ки кадоме аз мо азобаш қавитар ва доимитар аст, азоби ман ё азоби Парвардигори Мӯсо?**”

72 Ҷодугарон дар ҷавоб ба Фиръавн гуфтанд: “**Эй Фиръавн, мо пайравии туро бар пайравии оятҳои равшани бароямон омада ва бар Зоте, ки моро офаридааст, пеш намегузорем. Пас ҳар чи дар ҳақи мо кардан мехоҳӣ, бикун. Бешак, ту бар мо танҳо дар ҳамин дунёи фонӣ салтанат дорӣ ва ба зудӣ ин салтанату қудратат завол меёбад.**

73 **Ба дурустӣ ки мо ба Парвардигори хеш имон овардем, ба умеди он ки гуноҳони гузаштаамонро ба монанди куфру ғайр аз он аз мо маҳв гардонад ва ҷурми ҷодугариро, ки ту моро барои омӯхтанаш ва аз ин роҳ муқобили Мӯсо мубориза бурдан маҷбур кардаӣ, нобуд созад. Ва подоши Аллоҳ (ҷ) аз он чи барои мо ваъда додӣ, беҳтар ва азоби Ӯ аз азоби таҳдидкардаи ту пойдортар аст.**”

74 Ба дурустӣ, ҳар кас рӯзи қиёмат назди Парвардигораш меояд, дар ҳоле ки ба Ӯ кофир шудааст, ҳамоно ӯро оташи дӯзах аст. Вай дар дӯзах абадӣ мемонад. Дар онҷо на мемирад, то аз азоб роҳат шавад ва на ҳаёти хуш мегузаронад.

75 Ва ҳар ки рӯзи қиёмат назди Парвардигораш меояд, дар ҳоле ки ба Ӯ имон оварда ва корҳои шоиста кардааст, пас барои ин ҷамоаи бо сифатҳои азим тавсифшуда манзилҳо ва дараҷаҳои баланд аст.

76 Он дараҷаҳою манзилҳои баланд боғҳои истиқомати ҳамешагӣ аст, ки аз зери қасрҳояш рӯдҳо ҷорӣ мебошад, аҳли ҷаннат онҷо абадӣ мемонанд. Ва ин подоши мазкур ҷазои ҳар шахси аз куфр ва маъсият покшуда аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҷодугар ҳар куҷо равад ва ҳар қадар макр анҷом диҳад, комёб намегардад ва наҷот намеёбад, мақсадаш ба воситаи ҷодугарӣ, сарфи назар аз нек ё бад будани он ҳосил намешавад;

2.Имони воқеӣ мӯъҷизаҳо месозад. Имони ҷодугарони Фиръавн аз кӯҳҳо қавитар буд. Аз ҳамин сабаб, азоби дунё бар онҳо осон намуд ва ба таҳдидҳои Фиръавн парво накарданд;

3.Одати саркашону золимон ҳамин аст, ки доим аҳли ҳақро ба воситаи азоб таҳдид мекунанд ва мехоҳанд онҳоро хор созанд.

وَلَقَدۡ أَوۡحَيۡنَآ إِلَىٰ مُوسَىٰٓ أَنۡ أَسۡرِ بِعِبَادِي فَٱضۡرِبۡ لَهُمۡ طَرِيقٗا
فِي ٱلۡبَحۡرِ يَبَسٗا لَّا تَخَٰفُ دَرَكٗا وَلَا تَخۡشَىٰ ٧٧ فَأَتۡبَعَهُمۡ فِرۡعَوۡنُ
بِجُنُودِهِۦ فَغَشِيَهُم مِّنَ ٱلۡيَمِّ مَا غَشِيَهُمۡ ٧٨ وَأَضَلَّ فِرۡعَوۡنُ قَوۡمَهُۥ
وَمَا هَدَىٰ ٧٩ يَٰبَنِيٓ إِسۡرَٰٓءِيلَ قَدۡ أَنجَيۡنَٰكُم مِّنۡ عَدُوِّكُمۡ وَوَٰعَدۡنَٰكُمۡ
جَانِبَ ٱلطُّورِ ٱلۡأَيۡمَنَ وَنَزَّلۡنَا عَلَيۡكُمُ ٱلۡمَنَّ وَٱلسَّلۡوَىٰ ٨٠ كُلُواْ مِن
طَيِّبَٰتِ مَا رَزَقۡنَٰكُمۡ وَلَا تَطۡغَوۡاْ فِيهِ فَيَحِلَّ عَلَيۡكُمۡ غَضَبِيۖ
وَمَن يَحۡلِلۡ عَلَيۡهِ غَضَبِي فَقَدۡ هَوَىٰ ٨١ وَإِنِّي لَغَفَّارٞ لِّمَن تَابَ
وَءَامَنَ وَعَمِلَ صَٰلِحٗا ثُمَّ ٱهۡتَدَىٰ ٨٢ ۞ وَمَآ أَعۡجَلَكَ عَن (نصف الحزب ٣٢)
قَوۡمِكَ يَٰمُوسَىٰ ٨٣ قَالَ هُمۡ أُوْلَآءِ عَلَىٰٓ أَثَرِي وَعَجِلۡتُ إِلَيۡكَ
رَبِّ لِتَرۡضَىٰ ٨٤ قَالَ فَإِنَّا قَدۡ فَتَنَّا قَوۡمَكَ مِنۢ بَعۡدِكَ وَأَضَلَّهُمُ
ٱلسَّامِرِيُّ ٨٥ فَرَجَعَ مُوسَىٰٓ إِلَىٰ قَوۡمِهِۦ غَضۡبَٰنَ أَسِفٗاۚ قَالَ
يَٰقَوۡمِ أَلَمۡ يَعِدۡكُمۡ رَبُّكُمۡ وَعۡدًا حَسَنًاۚ أَفَطَالَ عَلَيۡكُمُ ٱلۡعَهۡدُ
أَمۡ أَرَدتُّمۡ أَن يَحِلَّ عَلَيۡكُمۡ غَضَبٞ مِّن رَّبِّكُمۡ فَأَخۡلَفۡتُم
مَّوۡعِدِي ٨٦ قَالُواْ مَآ أَخۡلَفۡنَا مَوۡعِدَكَ بِمَلۡكِنَا وَلَٰكِنَّا حُمِّلۡنَآ
أَوۡزَارٗا مِّن زِينَةِ ٱلۡقَوۡمِ فَقَذَفۡنَٰهَا فَكَذَٰلِكَ أَلۡقَى ٱلسَّامِرِيُّ ٨٧



77 Ва ҳамоно ба Мӯсо пайғом фиристодем, ки: “**Бо бандагонам аз Миср шабона ба роҳ баро, то касе берун рафтани онҳоро эҳсос накунад барояшон дар дарё баъди бо асои дастат заданаш роҳи хушкеро бикушо, дар ҳоле ки худро эмин дониста, на аз таъқиби Фиръавн лашкариёнаш метарсӣ ва на аз ғарқ гардидан дар дарё меҳаросӣ.**”
78 Пас Фиръавн якҷо бо лашкариёнаш онҳоро дунбол кард. Пас онҳоро аз дарё пӯшонид он чи пӯшонид, ки ҳақиқаташро ҷуз Аллоҳ (ҷ) касе намедонад. Фиръавн бо пайравони худ ҳамагӣ дар дарё ғарқ шуданд ва Мӯсову ҳамраҳонаш наҷот ёфтанд.
79 Ва Фиръавн қавмашро бо ороиш додани куфр ва фирефтан бо ботил гумроҳ сохт ва онҳоро ба сӯи ҳақ раҳнамоӣ накард.
80 Мо ба Бани Исроил баъди аз шарри Фиръавн ва пайравонаш наҷот доданашон гуфтем: “**Эй Бани Исроил, ҳамоно Мо шуморо аз шарри душманатон раҳо намудем ва бароятон ваъда додем, ки дар самти рости водии воқеъ дар ҷониби кӯҳи Тур бо Мӯсо сухан мекунем ва дар водии “Тийҳ” аз лутфи Хеш барои шумо нӯшобаи монанди асал ширин ва парандаи хурдҳаҷми хуштамъи шабеҳи бедона фуруд овардем.**
81 **Аз хӯрданиҳои покизаю ҳалоле, ки ба шумо рӯзӣ кардаем, бихӯред ва аз марзи ҳалол ба ҳаром нагузаред, зеро дар сурати аз марзи муқарраршуда гузаштан ғазабам бар шумо фуруд меояд ва бар ҳар ки ғазабам нозил шавад, пас вай бешак, дар дунёву охират ҳалок ва бадбахт мегардад.**
82 **Ва Ман барои касе, ки тавба кунад ва имон биёрад ва кори нек анҷом диҳад, сипас дар роҳи дуруст устувор бимонад, яқинан Бахшанда ҳастам.**”
83 Ва эй Мӯсо, чӣ боис шуд, ки аз қавмат пештар ҳаракат кунӣ ва онҳоро дар ақиб гузорӣ?
84 Мӯсо (а) гуфт: “**Онҳо, ки аз паям меоянд, қавми мананд. Ба зудӣ ба ман мерасанд. Ва ман ба наздат аз қавмам пештар омадам, то ба хотири ба сӯят шитофтанам аз ман розӣ бишавӣ.**”
85 Аллоҳ (ҷ) гуфт: “**Пас Мо яқинан қавматро, ки баъди хештан гузоштӣ, бо гӯсолапарастӣ озмудем. Сомирӣ онҳоро ба ибодати гӯсола даъват карда, ба ин восита гумроҳашон сохт.**”
86 Пас Мӯсо (а) ба назди қавмаш аз сабаби гӯсолапарастиашон ғазабнок ва ғамгин баргашт. Мӯсо (а) гуфт: “**Эй қавми ман, оё Аллоҳ (ҷ) бароятон ваъдаи нек надода буд, ки ба шумо Тавротро нозил мекунад ва ба биҳишт дохилатон мегардонад?! Магар аз ин ваъда замони зиёд гузашт, ки онро фаромӯш кардед?! Ё бо ин коратон хостед, ки ғазаб ва азоби Парвардигоратон бар шумо фурудояд. Барои ҳамин ваъдаи маро дар бораи он ки то вақти баргаштанам бояд дар итоат устувор бимонед, хилоф кардед?!**”
87 Қавми Мӯсо гуфтанд: “**Эй Мӯсо, мо ваъдаи туро бо ихтиёри худ хилоф накардем, балки дар ин кор маҷбур будем. Ба дурустӣ ки аз зару зевари қавми Фиръавн борҳои сангин бар дӯш доштем, пас онро барои раҳоӣ аз ҳаром дар чоҳе афкандем. Пас чунончи мо онро дар чоҳе афкандем, Сомирӣ хоки суми аспи Ҷабарил (а)-ро, ки бо худ дошт, афканд.**”[1]

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Яке аз қонунҳои собити илоҳӣ он аст, ки аз золимон интиқом мегирад, то боиси ором шудани қалби мӯъминон ва баратараф гаштани хашми онҳо шавад;

2.Ҳокими саркаш боиси бадбахтии худ ва қавмаш мегардад, зеро вай мардумро аз роҳи рост гумроҳ месозад ва ба некиву наҷот раҳнамоӣ карда наметавонад;

3.Неъмат аз банда тақозо мекунад, ки онро ҳифз карда, шукри илоҳиро ба ҷо орад ва инкори эҳсонҳои Парвардигор сабаби фуруд омадани хашму уқубаташ мегардад;

4.Аллоҳ (ҷ) барои бандае, ки аз ширку куфру гуноҳ тавба карда, ба Ӯ имон оварда, корҳои нек анҷом дода, сипас то вақти марг дар ин роҳ боқӣ мемонад, Бахшанда аст;

5.Шитобкорӣ агарчи дар умум кори бад аст, вале дар масъалаҳои динӣ амали нек ба ҳисоб меравад.

---

1. **Тавзеҳ**: Вақте Бани Исроил аз Миср берун шуданд, занони онҳо аз занони қибтиҳои Миср бо даъвои ҷашнвораи ид зару зеварҳоеро ба ҳайси орият гирифтанд. Ҳамроҳи Мӯсо (а) аз Миср ба сӯи Қудси шариф сафар карданд. Худо Фиръавнро бо қавмаш ҳалок ва Мӯсоро бо қавмаш наҷот дод. Вақте ба соҳили дарё солим баромаданд, Мӯсо (а) қавмашро зери сарпарастии бародараш Ҳорун (а) гузошт, то якҷо аз дунболи ӯ оянд ва худ пештар ба ваъдагоҳи мулоқот бо Худо ба кӯҳи Тур рафт. Сомирӣ аз ин фурсат истифода бурд ва ба занони Бани Исроил гуфт, он зару зеварҳоеро, ки аз қибтиҳо гирифтаед, моли амонат махсуб мешавад ва бар шумо кор бурдани он ҳаром аст. Инро гуфт ва чоҳе канда, ба онҳо гуфт, зару зеварҳоро ба ин чоҳ афканед. Чун зару зеварҳоро ба чоҳ афканданд, Сомирӣ онро оташ зад, то касе аз он истифода бурда натавонад ва худ хоки аз суми аспи Ҷабраил гирифтаашро андохта, гӯсолаеро берун овард, ки садо дошт ва боиси гумроҳии Бани Исроил гардид. (**Мутарҷим**)




(88) Пас Сомирӣ барои Бани Исроил аз зеварҳо ҷасади гӯсолаи беҷонеро берун сохт, ки монанди гов садо дошт. Пас шахсони ба кори Сомирӣ фирефташуда гуфтанд: "**Маъбуди шумо ва маъбуди Мӯсо ҳамин гӯсола мебошад. Мӯсо онро фаромӯш карда, инҷо гузошта рафтааст.**"

(89) Оё ин гурӯҳе, ки фирефтаи гӯсола шуда, онро ибодат карданд, намебинанд, ки ин гӯсола бо онҳо гап намезанад, ба суханашон ҷавоб намедиҳад ва аз онҳову дигарон зарареро дур ва барои онҳову дигарон фоидаеро оварда наметавонад?!

(90) Ва дар ҳақиқат Ҳорун пеш аз баргаштани Мӯсо ба онҳо гуфта буд: "**Дар заргарии ин гӯсола аз тилло ва садо доштани он барои шумо ҷуз озмоиш чизе нест, то мӯъмин аз кофир ҷудо шавад. Ва эй қавми ман, ба дурустӣ ки Парвардигори шумо Соҳиби раҳмат мебошад, на он маъбудии сунъиатон, ки на танҳо шуморо раҳмат карда наметавонад, балки зиёну фоидае надоранд. Пас дар бораи танҳо Аллоҳ (ч)-ро парастидан аз ман пайравӣ кунед ва амрамро оиди тарки парастиши ғайри Ӯ итоат намоед.**"

(91) Фирефтагони гӯсолапарастӣ гуфтанд: "**То замони ба сӯи мо баргаштани Мӯсо дар гӯсолапарастӣ боқӣ мемонем.**"

(92) Мӯсо ба бародараш Ҳорун гуфт: "**Вақте дидӣ мардум ғайр аз Аллоҳ (ч) гӯсоларо парастида, гумроҳ шуданд, чӣ туро манъ кард-**

(93) **аз он ки онҳоро тарк сохта, ба ман бипайвандӣ?! Оё амри маро, ки туро бар онҳо ҷонишинам гузоштам, итоат накардӣ?!**"

(94) Чун Мӯсо (а) амали анҷомдодаи бародарашро бад ҳисобида, аз ришу сараш гирифта, ӯро ба сӯи хештан мекашид, Ҳорун бо мақсади шафқатхоҳӣ гуфт: "**Эй Писари модарам, аз риш ва мӯйи сарам магир. Зеро ман барои ҳамроҳи мардум боқӣ мондан узр дорам. Ҳамоно аз он тарсидам, ки агар онҳоро танҳо гузорам, пароканда мешаванд, пас мегӯӣ, ки ту Бани Исроилро пароканда сохтаӣ ва тавсияи дар мавриди онҳо додаамро риоя накардаӣ.**"

(95) Мӯсо ба Сомирӣ гуфт: "**Эй Сомирӣ, ҳоли ту чист?! Чӣ боис шуд, ки чунин кори баде кунӣ?!**"

(96) Вай ба Мӯсо гуфт: "**Ман чизеро дидам, ки онҳо надиданд. Ба дурустӣ ки Ҷабраилро бар аспе савор дидам, пас аз хоки нақши қадами аспаш як қабза гирифтам, пас онро дар зари обшудае, ки ба сурати гӯсола сохта будам, афкандам, аз он ҷасади гӯсолаи дорои садо пайдо шуд ва ҳамин гуна нафсам кори кардаамро бароям ороиш дод.**"

(97) Мӯсо (а) ба Сомирӣ гуфт: "**Пас аз байни мардум бирав. Зеро то зиндаӣ, сазоят он аст, ки мегӯӣ: "Ба касе даст намерасонам ва касе ҳам ба ман даст нарасонад." Минбаъд аз ҷамъият рондашуда умр ба сар мебарӣ. Ва ҳамоно рӯзи қиёмат туро ваъдагоҳе аст, ки дар он бозпурсӣ ва муҷозот мешавӣ. Ва ба сӯи гӯсолаат, ки онро маъбуди худ гирифтӣ ва ғайр аз Аллоҳ (ч) дар банди ибодати он мондӣ, назар андоз. Савганд, ки мо бар он оташ мефарӯзем, то об шавад, сипас ба дурустӣ ки онро дар дарё пош медиҳем, то аз он ҳеҷ асаре боқӣ намонад.**"

(98) Эй мардум, ҳамоно маъбуди ҳақиқии шумо Аллоҳи Ягонаест, ки ғайр аз Ӯ маъбуди ҳақиқӣ нест. Тамоми чизро бо илми Хеш иҳота кардааст. Чизе аз доираи илми Парвардигор берун намебошад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Фиреб додани мардум бо тазвири ҳақиқатҳо равиши гумроҳон аст;

2.Вақти поймолшавии ҳаромҳои илоҳӣ хашмгинӣ кори нек аст;

3.Оятҳои карима дар масъалаи тарки муошират ва муомила бо бидъаткорон ва исёнгарон асли асосӣ ба шумор меравад;

4.Оятҳои зикрёфта ифодагари онанд, ки аз роҳи мавҷудоти ҷаҳон дар бораи маърифати Худо андешидан воҷиб мебошад.

كَذَٰلِكَ نَقُصُّ عَلَيْكَ مِنْ أَنبَآءِ مَا قَدْ سَبَقَ وَقَدْ ءَاتَيْنَٰكَ مِن لَّدُنَّا
ذِكْرًا ﴿٩٩﴾ مَّنْ أَعْرَضَ عَنْهُ فَإِنَّهُۥ يَحْمِلُ يَوْمَ ٱلْقِيَٰمَةِ وِزْرًا
﴿١٠٠﴾ خَٰلِدِينَ فِيهِ وَسَآءَ لَهُمْ يَوْمَ ٱلْقِيَٰمَةِ حِمْلًا ﴿١٠١﴾ يَوْمَ يُنفَخُ
فِى ٱلصُّورِ وَنَحْشُرُ ٱلْمُجْرِمِينَ يَوْمَئِذٍ زُرْقًا ﴿١٠٢﴾ يَتَخَٰفَتُونَ
بَيْنَهُمْ إِن لَّبِثْتُمْ إِلَّا عَشْرًا ﴿١٠٣﴾ نَّحْنُ أَعْلَمُ بِمَا يَقُولُونَ إِذْ يَقُولُ
أَمْثَلُهُمْ طَرِيقَةً إِن لَّبِثْتُمْ إِلَّا يَوْمًا ﴿١٠٤﴾ وَيَسْـَٔلُونَكَ عَنِ ٱلْجِبَالِ
فَقُلْ يَنسِفُهَا رَبِّى نَسْفًا ﴿١٠٥﴾ فَيَذَرُهَا قَاعًا صَفْصَفًا ﴿١٠٦﴾
لَّا تَرَىٰ فِيهَا عِوَجًا وَلَآ أَمْتًا ﴿١٠٧﴾ يَوْمَئِذٍ يَتَّبِعُونَ ٱلدَّاعِىَ
لَا عِوَجَ لَهُۥ وَخَشَعَتِ ٱلْأَصْوَاتُ لِلرَّحْمَٰنِ فَلَا تَسْمَعُ إِلَّا هَمْسًا
﴿١٠٨﴾ يَوْمَئِذٍ لَّا تَنفَعُ ٱلشَّفَٰعَةُ إِلَّا مَنْ أَذِنَ لَهُ ٱلرَّحْمَٰنُ وَرَضِىَ لَهُۥ
قَوْلًا ﴿١٠٩﴾ يَعْلَمُ مَا بَيْنَ أَيْدِيهِمْ وَمَا خَلْفَهُمْ وَلَا يُحِيطُونَ بِهِۦ
عِلْمًا ﴿١١٠﴾ ۞ وَعَنَتِ ٱلْوُجُوهُ لِلْحَىِّ ٱلْقَيُّومِ وَقَدْ خَابَ مَنْ حَمَلَ
ظُلْمًا ﴿١١١﴾ وَمَن يَعْمَلْ مِنَ ٱلصَّٰلِحَٰتِ وَهُوَ مُؤْمِنٌ فَلَا يَخَافُ
ظُلْمًا وَلَا هَضْمًا ﴿١١٢﴾ وَكَذَٰلِكَ أَنزَلْنَٰهُ قُرْءَانًا عَرَبِيًّا وَصَرَّفْنَا
فِيهِ مِنَ ٱلْوَعِيدِ لَعَلَّهُمْ يَتَّقُونَ أَوْ يُحْدِثُ لَهُمْ ذِكْرًا ﴿١١٣﴾

ربع الحزب ٣٢



(99) Эй Паёмбар, он гуна ки ба ту хабари Мӯсову Фиръавн ва қавми онҳоро қисса кардем, инчунин бароят ахбори умматҳо ва паёмбарони гузаштаро қисса мекунем, то тасаллии хотират гардад. Ва ба дурустӣ, бар ту аз назди Хеш Қуръонеро додем, ки шахси пандпазир аз он панд мегирад.

(100) Ҳар ки аз ин Қуръони бар ту нозилшуда рӯй гардонида, ба он имон наорад ва ба фармудааш амал накунад, пас бешак, ӯ рӯзи қиёмат дар ҳоле меояд, ки гуноҳи бузургеро бар дӯшаш бардошта ва сазовори уқубати дардовар шудааст.-

(101) Дар он уқубат абадӣ мемонад. Ва бори сангини гуноҳ, ки рӯзи қиёмат онро мебардоранд, ниҳоят бад аст.

(102) Рӯзе, ки фариштаи вобасташуда барои зиндашавии мурдагон нафхаи дуюмро дар сур медамад ва он рӯз кофиронро ҷамъ меорем, дар ҳоле ки бадан ва чашмонашон аз дидани даҳшатҳои қиёмат кабуд гаштааст.

(103) Онҳо ба якдигар пинҳонӣ мегӯянд: “**Бешак, шумо дар олами қабр баъди марг аз даҳ рӯз бештар наистодаед**.”

(104) Мо он чиро байни худ пинҳонӣ мегӯянд, беҳтар медонем. Он гоҳ, ки оқилтаринашон мегӯяд: “**Ҳамоно шумо дар олами қабр аз як рӯз бештар наистодаед.**”

(105) Ва эй Паёмбар, онҳо аз ту оиди ҳолати кӯҳҳо дар рӯзи қиёмат мепурсанд. Пас дар ҷавоб бигӯ: “**Парвардигорам кӯҳҳоро аз решааш бармеканад ва пош медиҳад, пас ба гарду ғубор табдил мешавад.**

(106) **Пас замини бардорандаи кӯҳҳоро чунон ҳамвор месозад, ки дар рӯи он иморат ва гиёҳе боқӣ намемонад.**

(107) **Эй бинандаи он ҳолат, ту аз сабаби ҳамвор шудани замин дар он на каҷиеро мебинӣ ва на пастиву баландиеро.**

(108) **Мардум дар он рӯз аз садои даъваткунанда ба сӯи маҳшар пайравӣ мекунанд, онҳо ба ҷуз пайравиаш роҳе надоранд ва ҳама овозҳо аз тарси Худои Меҳрубон хомӯш мешавад, пас дар он рӯз ҷуз садои паст чизеро намешунавӣ.**

(109) **Дар он рӯзи даҳшатнок шафоати шафоаткунандае фоида намерасонад, ҷуз касе, ки Аллоҳи Меҳрубон ба ӯ рухсати шафоат дода ва суханашро дар мавриди шафоат писандида аст.”**

(110) Он чи мардум аз кори қиёмат дар оянда мебинанд ва он чи дар дунё баъди худ мегузоранд, Аллоҳ (ч) ҳамаро медонад ва бандагон аз рӯи илми худ зот ва сифоти Худоро иҳота карда наметавонанд.

(111) Ва чеҳраи бандагон барои Аллоҳи Зиндаи Намирандаи доим Чорасозанда ва гардонкунандаи корҳои онҳо хору забун гаштааст. Ва бешубҳа, ҳар кас бар дӯши хеш гуноҳро бардорад, ба сабаби он ки бо маъсият худро ба ҳалокат меандозад, ба мақсадаш нарасидааст.

(112) Ва ҳар ки корҳои шоиста анҷом диҳад, дар ҳоле ки ба Аллоҳу паёмбаронаш имон дорад, пас ба подошаш пурра ноил мегардад ва аз ҳеҷ навъ ситаме ба маънои он ки бегуноҳ уқубат шавад, намераҳосад ва аз камшавии савоби корҳои шоистааш наметарсад.

(113) Ва Мо чунончи қиссаҳои гузаштагонро фуруд овардем, ҳамин гуна ин Қуръонро бо забони арабии равшан нозил кардем ва дар он навъҳои мухталифи ваъдаи уқубатро баён сохтем, то онҳо аз Аллоҳ (ч) битарсанд ё Қуръон барояшон пандеро пайдо кунад ва ибрат гиранд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Қуръон барои ҳама миллатҳо ва афроди алоҳида панду андарз ва мояи ифтихори башарият аст;

2.Рӯзи қиёмат танҳо шафоати касе фоида мекунад, ки Аллоҳ (ч) барои вай иҷозати онро дода ва суханашро писандад;

3.Қуръон шомили аҳкомст, ки ақлҳо ва сириштҳои солим ба ҳусн ва камоли он гувоҳӣ медиҳанд;

4.Аз одоби таомул бо Қуръон пазируфтани тамоми дастуроташ, арҷгузорӣ, ба воситаи он ҳидоят шудан ба роҳи дуруст, омӯхтан ва таълим додани он мебошад;

5.Шахсони муҷрим рӯзи қиёмат пушаймон мешаванд, зеро онҳо дар дунё вақтҳои зиёди худро зоеъ гардонида, онро дар ғафлат сипарӣ намуда, аз корҳои манфиатнок рӯй тофта ва ба корҳои зиёновар таваҷҷӯҳ намудаанд.




(114) Пас Аллоҳ (ч) Зоти Бартару Пок, Подшоҳи тамоми мавҷудот, Худ ва суханаш ҳақ, аз он чи мушрикон васф мекунанд, муназзаҳ аст. Ва Эй Паёмбар, қабл аз он ки Ҷабраил паёми хешро бар ту ба анҷом расонад, дар тиловати Қуръон ҳамроҳаш шитоб макун ва бигӯ: “**Эй Парвардигори ман, донишамро иловар бар он чи ба ман омӯхтаӣ афзун бисоз.**”

Чун Аллоҳ (ч) дар ин оятҳо қиссаи Мӯсо (а) ва имон наовардани Фиръавну ғафлати Бани Исроилро зикр кард, дар оятҳои зерин барои тарғиби касе, ки аз фаромӯшӣ ба маъсият даст зада, сипас аз он тавба мекунад, қиссаи Одам (а)-ро баён намуда гуфт:

(115) Ва ба дурустӣ ки Мо қабл аз ин Одамро ба нахӯрдан аз дарахт супориш дода, ӯро аз ин амал манъ намудем ва оқибати онро барояш баён сохтем, пас ӯ супоришамонро аз ёд баровард ва бесабрӣ карда, аз дарахт хӯрд ва аз вай дар риояи супориш иродаи мустаҳкам надидем.

(116) Ва эй Паёмбар, ёд кун вақтеро, ки ба фариштагон гуфтем: “**Ба маънои арзи салом назди Одам саҷда кунед.**” Пас ҳамаашон саҷда карданд, ҷуз Иблисе, ки ҳамроҳашон буд, вале аз ҷумлаи фариштагон набуд, аз рӯи кибр аз саҷда намудан сар печид.

(117) Пас Мо гуфтем: “**Эй Одам, ба дурустӣ ки Иблис душмани ту ва ҳамсарат аст. Пас ӯ набояд ту ва ҳамсаратро бо роҳи васваса, ки итоаташ кунед, аз ҷаннат берун созад, зеро агар аз онҷо берун шавӣ, дучорӣ сахтиҳои зиёд мегардӣ.**

(118) **Ҳамоно Аллоҳ (ч) дар ҷаннат таомат медиҳад, пас гурусна намешавӣ ва либосат мепӯшонад, пас бараҳна намемонӣ.**

(119) **Ва серобат месозад, пас ташна намемонӣ ва туро дар зери соя мегирад, пас гармии офтоб ба ту намерасад.**”

(120) Пас Шайтон Одамро ба васваса андохта гуфт: “**Оё туро ба хӯрдани дарахте раҳнамоӣ кунам, ки ҳар кас аз он бихӯрад, ҳеҷ гоҳ намемирад, балки абадӣ зинда мемонад ва соҳиби подшоҳии беинтиҳо мегардад?**”

(121) Пас Одам ва Ҳавво аз он дарахт хӯрданд, пас шармгоҳашон баъди он ки пӯшида буд, ошкор шуд ва ба кандани баргҳои дарахтони ҷаннат ва бо он пӯшонидаи шармгоҳашон оғоз карданд. Ва Одам амри Парвардигорашро нофармонӣ намуд, зеро фармони Ӯро дар мавриди парҳез аз истеъмоли дарахт ба ҷо наовард, пас аз ҳадди муқарраршуда гузашт.

(122) Сипас Аллоҳ (ч) Одамро баргузид ва тавбаашро пазируфт ва ба вай тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро бахшид.

(123) Аллоҳ (ч) ба Одаму Ҳавво гуфт: “Ҳардуи шумо бо Иблис якҷо аз ҷаннат поён равед. Шайтон душмани шумо ва шумо душмани вай ҳастед. Пас агар ба шумо аз назди Ман шарҳу баёни роҳам ояд, пас ҳар ки аз баёни роҳам пайравӣ карда, мутобиқаш кор кунад ва мунҳариф нашавад, пас аз роҳи ҳақ гумроҳ намегардад ва дар охират ба сабаби азоб бадбахт намешавад, балки Аллоҳ (ч) ӯро дохили ҷаннат месозад.

(124) Ва ҳар ки аз зикри Ман рӯй гардонида, онро қабул накунад, пас ба дурустӣ, барояш дар дунёву олами қабр зиндагии душвор[1] аст ва рӯзи қиёмат ӯро дар ҳоле ба ҷониби маҳшар меронем, ки нобино ва беҳуҷҷат аст.

(125) Ин бандаи аз зикрам баргашта мегӯяд: “**Эй Парвардигорам, чаро имрӯз маро дар ҳолати нобиноӣ ҳашр кардӣ, ҳол он ки ман дар дунё бино будам?**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои муборака яке аз одоби вобаста ба таҳсили донишро баён мекунад. Бояд донишомӯз босабр ва ботамкин бошад, то муаллим сухани бо якдигар пайвандашро ба анҷом расонад;

2.Одам (а) фаромӯш намуда, дар азми хештан устувор намонд, фарзандонаш низ ба фаромӯшӣ роҳ дода, дар азмашон аз худ устуворӣ нишон надоданд. Одам (а) баъди лағжиш зуд тавба кард ва Аллоҳ (ч) тавбаашро пазируфт. Ҳар инсоне, ки монанд ба падараш гардад, Аллоҳ (ч) тавабаи ӯро мепазирад;

3.Оятҳои муборака баёнгари фазилати тавба аст. Чунки Одам (а) баъди тавба ба ҳолати аз гузашта беҳтар баргашт;

4.Зиндагонии танг дар дунё ва олами барзаху рӯзи қиёмат барои кофирону гумроҳон аст.

1. Калимаи “ضنكا” дар ин оят ба тариқи маҷоз ба маънои “**душвории аҳвол**” омада аст.

قَالَ كَذَٰلِكَ أَتَتۡكَ ءَايَٰتُنَا فَنَسِيتَهَاۖ وَكَذَٰلِكَ ٱلۡيَوۡمَ تُنسَىٰ ١٢٦
وَكَذَٰلِكَ نَجۡزِي مَنۡ أَسۡرَفَ وَلَمۡ يُؤۡمِنۢ بِـَٔايَٰتِ رَبِّهِۦۚ وَلَعَذَابُ ٱلۡأٓخِرَةِ
أَشَدُّ وَأَبۡقَىٰٓ ١٢٧ أَفَلَمۡ يَهۡدِ لَهُمۡ كَمۡ أَهۡلَكۡنَا قَبۡلَهُم مِّنَ ٱلۡقُرُونِ
يَمۡشُونَ فِي مَسَٰكِنِهِمۡۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَأٓيَٰتٖ لِّأُوْلِي ٱلنُّهَىٰ ١٢٨
وَلَوۡلَا كَلِمَةٞ سَبَقَتۡ مِن رَّبِّكَ لَكَانَ لِزَامٗا وَأَجَلٞ مُّسَمّٗى ١٢٩
فَٱصۡبِرۡ عَلَىٰ مَا يَقُولُونَ وَسَبِّحۡ بِحَمۡدِ رَبِّكَ قَبۡلَ طُلُوعِ ٱلشَّمۡسِ
وَقَبۡلَ غُرُوبِهَاۖ وَمِنۡ ءَانَآيِٕ ٱلَّيۡلِ فَسَبِّحۡ وَأَطۡرَافَ ٱلنَّهَارِ لَعَلَّكَ
تَرۡضَىٰ ١٣٠ وَلَا تَمُدَّنَّ عَيۡنَيۡكَ إِلَىٰ مَا مَتَّعۡنَا بِهِۦٓ أَزۡوَٰجٗا مِّنۡهُمۡ زَهۡرَةَ
ٱلۡحَيَوٰةِ ٱلدُّنۡيَا لِنَفۡتِنَهُمۡ فِيهِۚ وَرِزۡقُ رَبِّكَ خَيۡرٞ وَأَبۡقَىٰ ١٣١ وَأۡمُرۡ أَهۡلَكَ
بِٱلصَّلَوٰةِ وَٱصۡطَبِرۡ عَلَيۡهَاۖ لَا نَسۡـَٔلُكَ رِزۡقٗاۖ نَّحۡنُ نَرۡزُقُكَۗ وَٱلۡعَٰقِبَةُ
لِلتَّقۡوَىٰ ١٣٢ وَقَالُواْ لَوۡلَا يَأۡتِينَا بِـَٔايَةٖ مِّن رَّبِّهِۦٓۚ أَوَلَمۡ تَأۡتِهِم
بَيِّنَةُ مَا فِي ٱلصُّحُفِ ٱلۡأُولَىٰ ١٣٣ وَلَوۡ أَنَّآ أَهۡلَكۡنَٰهُم بِعَذَابٖ
مِّن قَبۡلِهِۦ لَقَالُواْ رَبَّنَا لَوۡلَآ أَرۡسَلۡتَ إِلَيۡنَا رَسُولٗا فَنَتَّبِعَ
ءَايَٰتِكَ مِن قَبۡلِ أَن نَّذِلَّ وَنَخۡزَىٰ ١٣٤ قُلۡ كُلّٞ مُّتَرَبِّصٞ فَتَرَبَّصُواْۖ
فَسَتَعۡلَمُونَ مَنۡ أَصۡحَٰبُ ٱلصِّرَٰطِ ٱلسَّوِيِّ وَمَنِ ٱهۡتَدَىٰ ١٣٥



(126) Аллоҳ )ч) дар радди даъвояш мегӯяд: “**Ҳамин гуна дар дунё оятҳои мо бароят омад, пас аз онҳо рӯй тофта, таркашон намудӣ. Ва ҳамин тавр имрӯз дар азоб ба ҳоли худ тарк карда мешавӣ.**”

(127) Ва Мо ҳар касеро, ки дар шаҳватҳои ҳаром фурӯ рафта ва ба далелҳои равшани Парвардигораш имон намеорад, ҳамин гуна ҷазо медиҳем. Ва ҳамоно азоби илоҳӣ дар охират дар қиёс ба зиндагонии душвори дунёву олами қабр зишттар, шадидтар ва пояндатар аст.

(128) Оё барои мушрикон маълум нашудааст, ки Мо қабл аз онҳо умматҳои зиёдеро ҳалок кардем, ҳол он ки мушрикон дар манзилҳои умматҳои ҳалокшуда роҳ мераванд ва осори азоби ба онҳо расидаро мебинанд?! Ба дурустӣ, дар ҳалокати он умматҳо барои соҳибхирадон ибратҳои зиёд аст.

(129) Ва эй Паёмбар, агар калимаи Парвардигорат дар мавриди он ки касеро пеш аз омадани ҳуҷҷат азоб намекунад ва низ агар мӯҳлати барояшон наздаш муайяншуда намебуд, онҳоро дар ҳол азоб мекард, чунки ин мушрикону кофирон сазовори азобанд.

(130) Пас эй Паёмбар, дар баробари он чи такзибгаронат нисбатат аз васфҳои ботил мегӯянд, сабр кун ва пеш аз тулӯи офтоб дар намози бомдод ва пеш аз ғуруби офтоб дар намози аср Парвардигоратро ба покӣ ёд намо ва ситоиш кун ва низ дар баъзе соатҳои шаб дар намози шому хуфтан ва ҳангоми заволи офтоб баъди хотима ёфтани тарафи аввали рӯз дар намози пешин ва баъди хотима ёфтани тарафи дуюми он дар намози шом Парвардигоратро ба покӣ ёд намо ва ситоиш кун, ба умеди он ки подошатро назди Аллоҳ (ч) ҳосил карда, розӣ мегардӣ.

(131) Ва ба сӯи он зебу зинати ҳаёти дунё, ки гурӯҳҳое аз ин ҷамоаи такзибкунандаро аз он баҳраманд сохтаем, то имтиҳонашон намоем, манигар. Зеро он чи ба онҳо додаем, заволёбанда мебошад. Ва подоши Парвардигорат, ки бароят ваъда додааст, то розӣ бишавӣ аз лаззатҳои заволпазири ба мушрикону кофирон додааш беҳтар ва пояндатар аст. Чунки подоши Аллоҳ (ч) қатъ намегардад ва доим боқӣ мемонад.

(132) Ва эй Паёмбар, хонадонатро ба адои намоз амр кун ва худ бар адояш сабр намо. Аз ту барои худат ва дигарон рӯзӣ наметалабем. Мо туро рӯзӣ медиҳем. Ва оқибати нек дар дунёву охират аз бандагони парҳезкорест, ки аз Аллоҳ (ч) метарсанд, фармонашро иҷро мекунанд ва аз манъкардааш дурӣ меҷӯянд.

(133) Ва ин кофирони такзибкунандаи Паёмбар (с) гуфтанд: “**Чаро Муҳаммад аз сӯи Парвардигораш барои мо аломатеро намеорад, ки далели ростгӯӣ ва нубувваташ бошад?**” Оё барои ин такзибгарон Қуръон, ки Китобҳои гузаштаро тасдиқ мекунад, наомадааст?!

(134) Ва агар Мо ин такзибкунандагони Паёмбар (с)-ро ба сабаби куфр варзидан ва саркашӣ карданашон пеш аз фиристодани паёмбар ва нозил сохтани Китоб ҳалок гардонем, дар рӯзи қиёмат барои куфри хеш баҳона оварда мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо, чаро дар дунё пеш аз он ки имрӯз ба сабаби уқубат хориву расвоӣ ба мо фуруд ояд, бароямон паёмбар нафиристодӣ, то ба вай имон орем ва аз оятҳои аз сӯи Ту овардааш пайравӣ кунем?!**”

(135) Эй Фиристодаи Мо, ба ин такзибгарон бигӯ: “**Ҳар яке аз мову шумо мунтазири оқибати корамон ҳастем. Пас мунтазир бошед. Пас хоҳед донист, ки соҳибони роҳи рост ва раҳёфтагон киҳоянд, мо ё шумо?**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Яке аз сабабҳои кӯмакрасон дар таҳаммули озори душманони дини Худо истифода бурдани вақтҳои пурфазилат дар тасбеҳ ва ситоиши Парвардигор аст;

2.Вақте банда аз ҷониби хеш ба сӯи зебу зинати дунё майлу рағбати зиёдро эҳсос кунад, бояд миёни он ва миёни неъмати абадии охират мувозанатро ба вуҷуд орад;

3.Бояд бандаи мӯъмин намозро ба сурати мукаммал иҷро намояд. Дар сурати дучори гирифторӣ шудан зуд ба сӯи намоз шитобад ва аҳли хонадонашро ба адои он амр кунад;

4.Оқибати зебову неки аҳли тақво ҷаннати ҷовидон аст.